# Юҳанно ва Румиён

## Tajik

### John and Romans

## Юҳанно 1

1. ДАР ибтидо Калом буд, ва Калом бо Худо
буд, ва Калом Худо буд. 2 Он дар ибтидо бо
Худо буд. 3 Ҳама чиз ба воситаи Ӯ ба вуҷуд
омад, ва ҳар он чи вуҷуд ёфт, бе Ӯ вуҷуд наёфт.
4 Дар Ӯ ҳаёт буд, ва ҳаёт нури одамиён буд. 5

Ва нур дар торикй медурахшид, ва торикӣ онро фаро нагирифт. 6 Шахсе аз ҷониби Худо фиристода шуда буд, ки Яҳьё ном дошт. 7 Вай барои шоҳидӣ омад, ки бар Нур шаҳодат диҳад, то ки ҳама ба воситаи вай имон оваранд. 8 Вай он Нур набуд, балки омад, ки бар Нур шаҳодат Диҳад. 9. Он Нури ҳақиқӣ, ки ҳар одамро мунаввар мегардонад, ба ҷаҳон омаданӣ буд. 10 Ӯ дар ҷаҳон буд, ва ҷаҳон ба воситаи Ӯ ба вуҷуд омад, ва ҷаҳон Ӯро нашиноҳт. 11 Ӯ назди мансубони Худ омад, ва мансубопаш Ӯро қабул накарданд. 12 Лекин ба онҳое ки Ӯро қабул карданд ва ба исми Ӯ имон оварданд, кудрат дод, ки фарзандони Худо гарданд, 13 Ки на аз хун, на аз хоҳиши ҷисм, на аз хоҳиши марде, балки аз Худо таваллуд ефтаанд. 14 Ва Калом ҷисм гардид ва дар миёни мо сокин шуд, пур аз файз ва ростӣ; ва мо ҷалоли Ӯро дидем, ки ҷалоли шоистаи Писари ягонаи Падар аст. 15 Ва Яҳьё бар Ӯ шаҳодат дод, ва нидо карда, мегуфт: «Ин аст Он ки дар бораи Ӯ гуфтам: "Он ки пас аз ман меояд, пеш аз ман будааст, зеро ки бар ман муқаддам буд"». 16 Ва аз пуррагии Ӯ ҳамаи мо файз бар файз пайдо кардем; 17 Зеро ки шариат ба воситаи Мусо ато шуд, аммо файз

ва ростӣ ба воситаи Исои Масеҳ омад. 18
Худоро ҳаргиз касе надидааст; Писари ягонае
ки дар оғӯши Падар аст, Ӯро зоҳир кард. 19 Ва
ин аст шаҳодати Яҳьё дар вакте ки яҳудибн аз
Ерусалим коҳинон ва левизодагонро
фиристоданд, то аз вай пурсанд, ки: «Ту
кистӣ?» 20 Вай иқрор кард ва инкор накард,
балки зътироф намуда, гуфт: «Ман Масеҳ
нестам». 21 Аз вай пурсиданд: «Пас кистӣ? Оё
Ильёс ҳастй?» Гуфт: «Не». «Оё он набӣ
ҳастӣ?» Ҷавоб дод: «Не». 22 Он гоҳ ба вай
гуфтанд: «Пас кистӣ? То ба он касоне ки моро
фиристодаанд, ҷавоб диҳем: дар бораи худ чй
мегӯӣ?» 23 Гуфт: «Ман овози нидокунанде дар
биёбонам: роҳи Худовандро рост кунед, чунон
ки Ишаъёи набӣ гуфтааст». 24 Он
фнристодагон аз фарисиён буданд; 25 Ва оиҳо
аз вай пурсиданд: «Агар ту на Масеҳ ҳастӣ, на
Ильёс ва на он набй, пас барои чӣ таъмид
медиҳӣ?» 26 Яҳьё дар ҷавоби онҳо гуфт: «Ман
бо об таъмид медпҳам; лекин дар миёни шумо
Касе истодааст, ки шумо Ӯро намеппшосед: 27
«Ӯ Он аст, кя пас аз ман меояд, аммо пеш аз
ман будааст; ва ман сазовори он нестам» ки
даволи пойафзоли Ӯро воз куиам». 28 Ин дар
Байт-Абора, ки он тарафи Ӯрдун аст, дар ҷое

ки Яҳьё таъмид медод, воқеъ шуд.
29 Фардои
он, Яҳьё Исоро дид, ки ба ҷбниби вай меояд,
ва гуфт: «Инак Барраи Худо, ки гуноҳи
ҷаҳонро мебардорад;
30 «Ин аст Он ки ман
дар бораи Ӯ гуфтам, ки: "Пас аз ман Марде
меояд, ки пеш аз ман будааст, зеро ки Ӯ бар
ман муқаддам буд";
31 «Ман Ӯро
намешиноҳтам; лекин барои он ки Ӯ ба
Исроил зоҳир гардад, омадам ва бо об таъмид
медодам».
32 Ва Яҳьё шаҳодат дода, гуфт:
«Ман Рӯҳро дидам, ки чун кабӯтаре аз осмон
нозил шуда, бар Ӯ қарор гирифт;
33 «Маи Ӯро
намешиноҳтам; лекин Он ки маро фиристод,
то бо об таъмид диҳам, ба мап гуфт: "Бар ҳар
кас бубинй, ки Рӯҳ нозил шуда, бар Ӯ қарор
гирифт, Ӯ Ҳамон аст, ки бо Рӯҳулқудс таъмид
медиҳад".
34 «Ва ман дида, шаҳодат додам, ки
Ӯ Писари Худост».
35 Фардои он, боз Яҳьё бо
ду шогирди худ истода буд.
36 Чун дид, ки
Исо аз он ҷо мегузарад, гуфт: «Инак Барраи
Худо».
37 Он ду шогирд суханони вайро
пгунида, аз паи Исо равона шуданд.
38 Исо ба
ақиб нигоҳ карда, дид, ки онҳо меоянд, гуфт:
«Чӣ меҳоҳед?» Ба Ӯ гуфтанд: «Раббӣ», яъне:
«эй Ӯстод, дар куҷо истиқомат дорй?»
39 Ӯ
гуфт: «Биёед ва бубинед». Онҳо омаданд ва

диданд, ки дар куҷо истиқомат дорад, ва он
рӯз назди Ӯ бимонданд. Тақрибан соати даҳум
буд. 40 Яке аз он ду нафар, ки суҳанони
Яҳьёро шунида, аз паи Ӯ омада буданд,
Андриёс, бародари Шимъӯни Петрус буд. 41
Вай аввал бародари худ Шимъӯнро ёфта, гуфт:
«Мо Масеҳро, яъне Христосро ёфтем». 42
Вайро назди Исо овард. Исо ба вай нигариста,
гуфт: «Ту Шимъӯн, писари Юнус ҳастӣ;акнун
номат Кифо ҳоҳад шуд, ки маънояш Петрус
аст». 43 Фардои ин, Исо ҳост ба Ҷалил равад,
ва Филиппусро ёфта, гуфт: «Аз ақиби Ман
биё». 44 Филиппус аз Байт-Сайдо, ҳамшаҳрии
Андриёс ва Петрус буд. 45 Филиппус
Натанъилро ёфта, гуфт: «Мо Он касеро, ки
Мусо дар бораи Ӯ дар Таврот навиштааст, ва
анбиё зикр кардаанд, ёфтаем, ки Исо, писари
Юсуф, аз Носира аст». 46 Вале Натаьъил ба
вай гуфт: «Магар мумкин аст, ки аз Носира
чизи некӯе пайдо шавад?» Филиппус ба вай
гуфт: «Биё ва бубин». 47 Исо чун дид, ки
Натанъил сӯи Ӯ меояд, дар бораи вай гуфт:
«Инак, исроилии ҳақиқӣ, ки дар вай макре
нест». 48 Натанъил ба Ӯ гуфт: «Маро аз куҷо
мешиносӣ?» Исо дар ҷавоби вай гуфт: «Пеш
аз он ки Филиппус туро даъват кунад»

ҳангоме ки дар зери дарахти анҷир будӣ, Ман
туро дидам». 49 Натанъил дар ҷавоби Ӯ гуфт:
«Эй Ӯстод! Ту Писари Худой, Ту Подшоҳи
Исроил ҳастй». 50 Исо дар ҷавоби вай гуфт:
«Ту имон овардй, зеро ба ту гуфтам, ки: "Ман
туро дар зери дарахти анҷир дидам"; чизҳои
бузургтар аз ин хоҳӣ дид». 51 Ва ба вай гуфт:
«Ба ростй, ба ростӣ ба шумо мегӯям: минбаъд
осмонро кушода ва фариштагони Худоро, ки
бар Писари Одам сууд ва нузул мекунанд,
хоҳед дид».

## Юҳанно 2

1. ДАР рӯзи сеюм дар Қонои Ҷалил тӯи арӯсӣ
буд, ва модари Исо дар он ҷо буд. 2 Исо ва
шогирдонашро низ ба тӯй даъват карда
буданд. 3 Чун шароб камӣ кард, модари Исо ба
Ӯ гуфт: «Шароб надоранд». 4 Исо ба вай гуфт:
«Туро бо Ман чй кор аст, эй зан? Соати Ман
ҳанӯз нарасидааст». 5 Модараш ба
хизматгорон гуфт: «Ҳар чи Ӯ ба шумо гӯяд, ба
ҷо оваред». 6 Дар он ҷо, мувофиқи оини
татҳири яҳудиён, шаш кӯзаи сангин истода
буд, ки гунҷоиши ҳар яке ду ё се бат буд. 7

Исо ба онҳо гуфт: «Зарфҳоро аз об пур кунед». Ва онҳоро лабрез карданд. 8 Ва гуфт: «Акнун кашида, ба сардори базм баред». Ва онхо бурданд. 9 Чун сардор оби ба шароб мубаддалшударо чашид ва надонист, ки аз куҷост, зеро факат хиэматгороне ки обро кашида буданд, медонистанд, ва сардор домодро хонда, 10 Ба вай гуфт: «Ҳар кас аввал шароби хубро медиҳад, ва чун маст шуданд, бадашро меоварад, лекин ту шароби хубро то ҳол нигоҳ доштаӣ». 11 Ин ибтидои мӯъҷизоте буд, ки Исо дар Қонои Ҷалил нишон дода, ҷалоли Худро зоҳир кард, ва шогирдонаш ба Ӯ имон оварданд. 12 Пасаз он Ӯ бо модараш, бародаронаш ва шогирдонаш ба Кафарнаҳум омад, ва дар он ҷо айёми каме монданд. 13. Ва чун иди фисҳи яҳудиён наздик буд, Исо ба Ерусалим рафт. 14 Ва дид, ки дар маъбад фурӯщандагони гову гӯсфанду кабӯтар ва саррофон нишастаанд. 15 Ва тозиёнае аз арғамчин сохта, ҳамаро бо гову гӯсфандон аз маъбад пеш кард, ва тангаҳои саррофонро пошида, мизҳошонро чаппа кард; 16 Ва ба кафтарфурӯшон гуфт: «Инҳоро аз ин ҷо гирифта баред ва хонаи Падари Маро хонаи савдогарӣ насозед». 17 Ва шогирдони Ӯ ба

хотир оварданд, ки навишта шудааст: «Рашки
хонаи Ту Маро хӯрдааст». 18 Он гоҳ яҳудиён
ба Ӯ рӯ оварда, гуфтанд: «Ба мо чӣ аломате
нишон медиҳӣ, ки ин корҳоро мекунӣ?» 19
Исо дар ҷавоби онҳо гуфт: <гИн маъбадро
вайрон кунед, ва дар се рӯз Ман онро барпо
хоҳам кард». 20 Яҳудиён гуфтанд: «Ин
маъбадро дар зарфи чилу шаш сол бино
кардаачд, ва Ту онро дар се рӯэ барпо
мекунӣ?» 21 Лекин Ӯ дар бораи маъбади
Бадани Худ сухан мегуфт. 22 Вакте ки Ӯ аз
мурдагон эҳьё шуд, шогирдонаш ба хотир
оварданд, ки Ӯ инро ба онҳо гуфта буд, ва ба
Навиштаҳо ва ба сухане ки Исо гуфта буд,
имон оварданд. 23 Ва ҳангоме ки дар иди фисҳ
дар Ерусалим буд, бисьёр касон мӯъҷизотеро,
ки Ӯ нишон медод, дида, ба исми Ӯ имон
оварданд. 24 Лекин Исо ба онҳо эътимод
накард, зеро ки ҳамаро мешиноҳт, 25 Ва
эҳтиёҷ надошт, ки касе дар бораи инсон
шаҳодат диҳад, зеро ки он чи дар инсон аст,
Худ медонист.

# Юҳанно 3

1 ДАР байни фарксиён шахсе ки Ниқӯдимус
ном дошт, аз сардорони яҳудиён буд. 2 Вай
шабона назди Исо омада, гуфт: «Эй Ӯстод! Мо
медонем, ки Ту Ӯстоде ҳастӣ, ки аз ҷониби
Худо омадай; зеро мӯъҷйзотеро, ки Ту нишон
медиҳӣ, ҳеҷ кас наметавонад ншнон диҳад,
ҷуз ин ки Худо бо вай бошад». 3 Исо дар
ҷавоби вай гуфт: «Ба ростй, ба ростӣ ба ту
мегӯям: кас агар аз олами боло таваллуд
наёбад, Малакути Худоро дида наметавонад».
4 Никӯдимус ба Ӯ гуфт: «Чӣ гуна мумкин аст,
ки одаме ки пир шуда бошад, таваллуд ёбад?
Оё метавонад боз ба шиками модараш
баргашта» таваллуд ёбад?» 5 Исо ҷавоб дод:
«Ба ростй, ба ростӣ ба ту мегӯям: кас агар аз
об ва Рӯҳ таваллуд наёбад, ба Малакути Худо
даромада наметавонад: 6 «Он чи аз ҷисм
таваллуд меёбад, ҷисм аст, ва он чи аз Рӯҳ
таваллуд меёбад, рӯҳ аст. 7 «Аз он чи ба ту
гуфтам, тааҷҷуб накун: бояд шумо аз олами
боло таваллуд ёбед. 8 «Бод ҳар ҷо ки хоҳад
мевазад, ту овози онро мешунавй, лекин
намедонӣ, ки аз куҷо меояд ва ба куҷо
меравад: чунин аст ҳолати ҳар кӣ аз Рӯҳ

таваллуд ёфта бошад». 9 Никӯдимус дар
ҷавобиӮгуфт: «Чӣ тавр мумкин аст, ки чунин
шавад?» 10 Исо дар ҷавоби вай гуфт: «Ту ки
як устоди Исроил ҳастй, инҳоро намедонӣ? 11
«Ба ростӣ, ба ростӣ ба ту мегӯям: Мо аз он чи
медонем, сухан мегӯем ва бар он чи дидаем,
шаҳодат медиҳем, лекин шумо шаҳодати Моро
қабул намекунед; 12 «Вақте ки ба шумо аз
чизҳои заминӣ сухан гуфтам, бовар накардед,
пас ҳар гоҳ аз чизҳои осмонӣ сухан ронам, чӣ
сон имон хоҳед овард? 13 «Ҳеҷ кас ба осмон
суud накардааст, магар фақат Он ки аз осмон
нузул кардааст, яъне Писари Одам, ки ҷояш
дар осмон аст; 14 «Ва чунон ки Мусо дар
биёбон морро боло бардошт, Писари Одам низ
боядончунон боло бурда шавад, 15 «То ҳар кй
ба Ӯ имон оварад, талаф нашавад, балки ҳаёти
ҷовидонӣ ёбад. 16 «Зеро Худо ҷаҳонро чунон
дӯст дошт, ки Писари ягонаи Худро дод, то ҳар
кӣ ба Ӯ имон оварад, талаф нашавад, балки
ҳаёти ҷовидонӣ ёбад. 17 «Зеро Худо Писари
Худро ба ҷаҳон барои он нафиристод, ки бар
ҷаҳон доварӣ кунад, балки барои он ки ҷаҳон
ба воситаи Ӯ наҷот ёбад. 18 «Ҳар кӣ ба Ӯ
имон оварад, маҳкум намешавад, лекин ҳар кӣ
имон наоварад, аллакай маҳкум шудааст,

чунки ба исми Писари ягонаи Худо имон
наовардааст. 19 «Ва ҳукм ин аст, ки нур ба
ҷаҳон омад; вале мардум торикиро бештар аз
рӯшной дӯст доштанд, чунки аъмоли онҳо бад
аст. 20 «Зеро ҳар киро кирдор бад бошад, аз
рӯшноӣ нафрат дорад ва пеши рӯшноӣ
намеояд, то ки аъмолаш ошкор нашавад; 21
«Лекин ҳар кӣ росткор аст, пеши рушноӣ
меояд, то ошкор бошад, ки аъмолаш ба
василаи Худо содир шудааст». 22. Пас аз он
Исо бо шогирдонаш ба сарзамини Яҳудо омад
ва дар он ҷо бо онҳо сокин шуда, таъмид
медод. 23 Ва Яҳьё низ дар Энӯн, ки дар
наздикии Солим аст, таъмид медод, чунки дар
он ҷо об бисьёр буд, ва мардум омада, таъмид
меёфтанд; 24 Зеро ки Яҳьё ҳанӯз дар зиндон
андохта нашуда буд. 25 Ва дар байни
шогирдони Яҳьё ва яҳудиён дар масъалаи
татҳир баҳсу мунозира рӯй дод; 26 Ва назди
Яҳьё омада, ба вай гуфтанд: «Эй устод! Он
Касе ки дар он тарафи Ӯрдун бо ту буд, ва ту
дар ҳаққи Ӯ шаҳодат дода будӣ, ҳоло таъмид
медиҳад, ва ҳама назди Ӯ меоянд». 27 Яҳьё
дар ҷавоб гуфт: «Кас наметавонад чизе ба
зиммаи худ бигирад, магар ин ки аз осмон ба
вай дода шавад. 28 «Шумо худ шоҳидони ман

ҳастед, ки гуфтам: "Ман Масеҳ нестам, балки
фақат пешопеши Ӯ фиристода шудаам". 29
«Касе ки арӯс дорад, домод аст; аммо дӯсти
домод, ки истода, 6а овози вай гӯш медиҳад, аз
игунидани овози домод бисьёр шод мегардад:
ҳамин шодии ман акнун комил шудааст; 30 «Ӯ
бояд нашъунамо ёбад, ва ман завол ёбам. 31
«Он ки аз боло меояд, аз ҳама болотар аст; ва
он ки аз замин аст, заминӣ бошад ва чун
заминӣ сухан гӯяд; Он ки аз осмон меояд, аз
ҳама болотар аст. 32 «Ва он чи дидааст ва
шунидааст, бар он шаҳодат медиҳад, ва ҳеҷ
кас шаҳодати Ӯро қабул намекунад. 33 «Ва
касе ки шаҳодати Ӯро қабул кард, тасдиқ
кардааст, ки Худо рост аст. 34 «Зеро Он Касе
ки Худо фиристод, каломи Худоро мегуяд;
зеро Худо Рӯҳро бамизон ато намекунад. 35
«Падар Писарро дӯст медорад ва ҳама чизро
ба дасти Ӯ додааст. 36 «Ҳар кӣ ба Писар имон
оварад, ҳаёти ҷовидонӣ меёбад. Ва ҳар кӣ ба
Писар имон наоварад, ҳаётро нахоҳад дид,
балки ғазаби Худо бар вай мемонад».

# Юҳанно 4

1. ЧӮН Исои Худованд дарьёфт, ки ба гуши
фарисиён овозае расидааст, ки Ӯ, назар ба
Яҳьё, бештар шогирд пайдо мекунад ва
таъмид медиҳад, - 2 Гарчанде ки Худи Исо не,
балки шогирдонаш таъмид медоданд, - 3
Яҳудоро тарк карда, боз ба Ҷалил рафт. 4 Ва
Ӯро лозим буд аз Сомария гузашта равад. 5
Пас ба яке аз шаҳрҳои Сомария омад, ки
Суҳар ном дошта, дар наздикии қитъаи замине
буд, ки Яъқуб ба писари худ Юсуф дода буд;
6. Ва дар он ҷо чоҳи Яъқуб буд, ва Исо аз
сафар монда шуда, бар сари он чоҳ нишаст, ва
тақрибан соати шашум буд, 7 Ки зане аз
сомариён барои об кашидан омад. Исо ба вай
гуфт: «Ба Ман барои нӯпшдан об деҳ». 8 Зеро
ки шогирдонаш барои харидани хӯрок ба
шаҳр рафта буданд. 9 Зани сомарӣ ба Ӯ гуфт:
«Чй тавр Ту, ки яҳудӣ ҳастй, аз ман об мехоҳӣ,
дар сурате ки ман зани сомариам? Зеро ки
яҳудиён бо сомариён муошират надоранд». 10
Исо дар ҷавоби вай гуфт: «Агар атои Худоро
медонистӣ, ва кист, ки ба ту мегӯяд: "Ба Ман
барои нӯшидан об деҳ", холо худат аз Ӯ хоҳиш
мекардй, ва Ӯ ба ту оби ҳает медод». 11 Зан ба

Ӯ гуфт: «Эй оғо! Ту зарфе надорӣ, ки обкашӣ,
ва ҷоҳ чукур аст: пас, аз куҷо оби ҳаёт дорӣ?
12 «Магар Ту аз падари мо Яъқуб бузургтар
хастӣ, ки ин чоҳро ба мо дод, ва худаш ва
фарзандонаш ва чорвояш аз он менӯшиданд?»
13 Исо дар ҷавоби вай гуфт: «Ҳар кӣ аз ин об
нӯшад, боз ташна монад;' 14 «Лекин ҳар кӣ аз
обе ки Ман ба вай медиҳам, нӯшад, абадан
ташна намонад, балки обе ки Ман ба вай
медиҳам, дар вай чашмаи обе гардад, ки то
ҳаёти ҷовидонӣ меҷӯшад». 15 Зан ба Ӯ гуфт:
«Эй ого! Ба ман аз он об деҳ, то ки дигар
ташна намонам ва ба ин ҷо барои об кашидан
наоям». 16 Исо ба вай гуфт: «Бирав ва
шавҳаратро бихон ва ба' ин ҷо биё». 17 Зан дар
ҷавоб гуфт: «Ман шавҳар надорам». Исо ба
вай гуфт: «Ту рост гуфтӣ, ки шавҳар надорӣ;
18 «Зеро ки панҷ шавҳар доштӣ, ва касе ки
алҳол дорӣ, шавҳари ту нест; ин суханат рост
аст». 19 Зан ба Ӯ гуфт: «Эй оғо! Мебинам, ки
Ту набӣ ҳастӣ; 20 ^Падарони мо дар болои ин
кӯҳ парастиш мекарданд, вале шумо мегӯед,
ки ҷое ки дар он бояд парастиш кард, дар
Ерусалим мебошад». 21 Исо ба вай гуфт: «Эй
зан! Ба Ман бовар кун, соате мерасад, ки на
дар болои ин кӯҳ ва на дар Ерусалим Падарро

парастиш хоҳед кард; 22 «Шумо он чиро, ки намедонед, парастиш мекунед, вале мо он чиро, ки медонем, парастиш мекунем, зеро ки наҷот аз яҳудиён аст; 23. «Лекин соате мерасад, ва аллакай расидааст, ки парастандагони ҳақиқӣ Падарро ба рӯҳ ва ростӣ парастиш хоҳанд кард, зеро ки Падар толиби ин гуна парастандагони Худ мебошад: 24 «Худо рӯҳ аст, ва онҳое ки Ӯро парастиш мекунанд, бояд ба рӯҳ ва ростӣ парастиш кунанд». 25 Зан баӮгуфт: «Медонам, ки Христос, яъне Масеҳ меояд: чун Ӯ ояд, аз ҳар чиз ба мо хабар хоҳад дод». 26 Исо ба вай гуфт: «Ман, ки бо ту сухан мегӯям, Ҳамонам». 27 Дар ҳамин вақт шогирдонаш омада, тааҷҷуб карданд, ки Ӯ бо зане гуфтугӯ мекунад; лекин ҳеҷ кас нагуфт, ки: "Чӣ металабӣ?" ё ки: "Барои чй бо вай ҳарф мезанӣ?" 28 Зан кӯзаи худро монда, ба шаҳр рафт ва ба мардум гуфт: 29 «Биёед ва Касеро бубинед, ки ҳар он чи кардаам, ба ман гуфт, оё Ӯ Масеҳ нест?» 30 Онҳо аз шаҳр берун шуда, назди Ӯ меомаданд. 31. Дар ин миён шогирдон аз Ӯ илтимос карда, гуфтанд: «Эӣ Ӯстод! Бихӯр!» 32 Ба онҳо гуфт: «Ман ғизое дорам, ки бихӯрам, ва шумо онро намедонед». 33

Шогирдон ба якдигар гуфтанд: «Магар касе ба Ӯ хӯрданӣ овардааст?» 34 Исо ба онҳо гуфт: «Ғизои Ман он аст, ки иродаи Фиристандаи Худро ба ҷо оварам ва кори Ӯро ба анҷом расонам. 35 «Оё шумо намегӯед, ки боз чор моҳ мондааст, ва дарав фаро хоҳад расид? Инак, Ман ба шумо мегӯям: чашмони худро боло карда, киштзорро бубинед, ки барои дарав сафед шудааст. 36 «Даравгар музди худро мегирад ва маҳсулеро барои ҳаёти ҷовидонӣ ҷамъ мекунад, то ки коранда ва даравгар бо ҳам шодӣ кунанд, 37 «Зеро ки дар ин маврид чунин сухан ҳаққонист, ки: "Яке мекорад ва дигаре дарав мекунад". 38 «Ман шуморо барои даравидани маҳсуле фиристодам, ки барои он шумо меҳнат накардаед: дигарон меҳнат кардаанд, ва шумо дар меҳнати онҳо дохил шудаед». 39 Ва аз рӯи каломи он зан, ки шаҳодат дода буд: «Ҳар он чи кардаам, Ӯ ба ман гуфт», аз он шаҳр бксьёр сомариён ба Ӯ имон оварданд. 40 Бинобар ин, чун сомариён пеши Ӯ омаданд, аз Ӯ хохиш карданд, ки назди онҳо бимонад; ва Ӯ ду рӯз назди онҳо монд. 41 Ва боз бисьбре аз рӯи каломи Ӯ имои оварданд. 42 Ва ба он зан гуфганд: «Пас аз ин имони мо аз рӯи сухани ту

нест, зеро ки худамон шунидем ва донистем, ки Ӯ дар ҳақиқат Наҷотдиҳандаи олам аст, яъне Масеҳ аст». 43 Пас аз ду рӯз Ӯ аз он ҷо берун омада, ба Ҷалил равона шуд; 44 Зеро Худи Исо шаҳодат додааст, ки пайгамбар дар зодгоҳи худ беқадр аст. 45 Чун Ӯба Ҷалил омад, аҳли ҶалилӮро пазируфтанд, зеро ҳар он чи дар Ерусалим дар ид карда буд, дидабуданд, чунки онҳо низ ба ид рафта буданд. 46. Ва Исо бори дигар ба Қонои Ҷалил омад, ки дар он ҷо обро шароб гардонда буд. Ва шахсе аз дарбориён буд, ки писараш дар Кафарнаҳум бемор буд. 47 Чун шунид, ки Исо аз Яҳудо ба Ҷалил омадааст, назди Ӯ рафта, илтимос кард, ки омада, писарашро шифо диҳад, ки вай дар дами марг аст. 48 Исо ба вай гуфт: «Агар аломот ва мӯъҷизот набинед, имон намеоваред». 49 Дарборӣ ба Ӯ гуфт: «Эй оғо! Пеш аз он ки писарам бимирад, биё». 50 Исо ба вай гуфт: «Бирав, ки пиеарат зинда аст». Вай ба сухане ки Исо гуфт, имон оварда, равона шуд. 51 Ва ҳангоме ки мерафт, навкаронаш вайро пешвоз гирифтанд ва мужда дода, гуфтанд: «Писарат зинда аст». 52 Аз онҳо пурсид: «Дар кадом соат аҳволаш беҳтар шуд?» Ба вай гуфтанд: «Дирӯз дар

соати ҳафтум табларза вайро тарк кард». 53 Ва
падар донист, ки ин ҳамон соате буд, ки Исо ба
вай гуфт: «Писарат зинда аст». Ва худаш ва
тамоми аҳли байташ имон оварданд. 54 Ин
мӯъҷизаи дуюм буд, ки Исо баъд аз омаданаш
аз Яҳудо ба Ҷалил нишон дод.

## Юҳанно 5

1. ПАС аз он яҳудиёнро иде буд, ва Исо ба
Ерусалим омад. 2 Дар Ерусалим дар назди
дарвозаи Меш ҳавзе ҳаст, ки ба ибронӣ Байт-
Ҳасдо мегӯянд, ва он панҷ равоқ дорад: 3 Дар
он ҷо шумораи зиёди беморон, кӯрон, лангон
ва шалон хобида, мунтазири ҳаракати об
буданд; 4 Зеро фариштаи Худо вақтвақт ба
ҳавз фуромада, обро ҳаракат медод, ва ҳар кӣ
дар асиои ҳаракати об аввал ба ҳавз дарояд, аз
ҳар касалие ки дошт, шифо меёфт. 5 Ва касе
дар он ҷо буд, ки сию ҳашт сол боз гирифтори
беморӣ буд. 6 Чун Исо вайро хобида дид ва
донист, ки муддати дарозе бемор аст, ба вай
гуфт: «Оё мехоҳӣ шифо ёбй?» 7 Бемор ҷавоб
дод: «Эй оғо! Касе надорам, ки чун об ба
ҳаракат ояд, маро дар ҳавз андозад; пеш аз он
ки ман оям, дигаре худро дар ҳавз меандозад».

8 Исо ба вай гуфт: «Бархез, бистаратро бардор
ва бирав». 9 Хдмон дам бемор шифо ёфт ва
бистарашро бардошта, ба роҳ даромад. Он рӯз
рӯзи шанбе буд. 10 Яҳудиён ба касе ки шифо
ёфта буд, гуфтанд: «Имрӯз шанбе аст, ва ҷоиз
нест, ки бистари худро бардорӣ». 11 Вай дар
ҷавоби онҳо гуфт: «Он Кас, ки маро шифо дод,
ба ман гуфт: "Бистаратро бардор ва бирав"».
12 Аз вай пурсиданд: «Кист Он Кас, ки ба ту
гуфт: "Бистаратро бардор ва бирав"?» 13
Лекин он ки шифо ёфта буд, намедонист, киӮ
кист; зеро ки дар он ҷо издиҳоми калоне буд,
ва Исо нопадид шуда рафт. 14 Пас аз он Исо
вайро дар маъбад ёфта, гуфт: «Инак, шифо
ёфтаӣ; дигар гуноҳе накун, то ки ба вазъияти
бадтаре дучор нашавӣ». 15 Он мард рафта, ба
яҳудиён гуфт, ки шифодиҳандаи ман Исо
мебошад. 16 Аз ин сабаб яҳудиён Исоро
таъқиб мекарданд ва Ӯро мехостанд ба қатл
расонанд, зеро ки ин корро дар рӯзи шанбе
карда буд. Исо аъмоли Худро ҳимоят мекунад
ва аз ҷониби Падар фиристода шуданашро
далел меоварад 17 Исо дар ҷавоби онҳо гуфт:
«Падари Ман то кунун кор мекунад, ва Ман
низ кор мекунам». 18 Аз ин сабаб бештар қасд
карданд, ки Ӯро ба қатл расонанд, зеро ки на

танҳо шанберо рмоят намекард, балки Худоро низ Падари Худ гуфта, Худро бо Худо баробар медонист. 19 Исо дар ҷавоби онҳо гуфт: «Ба ростӣ, ба ростй ба шумо мегӯям: Писар наметавонад аз Худ чизе ба амал оварад, магар он чи бубинад, ки Падар ба амал меоварад: зеро ки он чи Ӯ мекунад, Писар низ мекунад. 20 «Зеро ки Падар Писарро дӯст медорад ва ҳар он чи Худаш мекунад, ба Писар нишон медиҳад; ва корҳои бузургтар аз ин ҳам ба Ӯ нишон хоҳад дод, то ки шумо тааҷҷуб намоед. 21 «Зеро, ҳамчунон ки Падар мурдагонро эҳьё мекунад ва зинда мегардонад, Писар низ ончунон ҳар киро, ки хоҳад, зинда мегардонад. 22 «Зеро ки Падар бар ҳеҷ кас доварӣ намекунад, балки тамоми довариро ба Писар супурдааст, 23 «То ки ҳама Писарро эҳтиром кунанд, ончунон ки Падарро эҳтиром мекунанд. Касе ки Пксарро эҳтиром накунад, Падарро, ки Фиристандаи Ӯст, эҳтиром накардааст. 24 «Ба ростй, ба ростй ба шумо мегӯям: ҳар кй каломи Маро бишнавад ва ба Фиристандаи Ман имон оварад, ҳаёти ҷовидонӣ дорад ва ба доварй намеояд, балки аз марг ба ҳаёт гузаштааст. 25 «Ба ростй, ба ростй 5а шумо мегӯям: соате мерасад, ва

аллакай расидааст, ки мурдагон овози Писари Худоро мешунаванд, ва ҳар кӣ бишнавад, зинда гардад. 26 «Зеро, ҳамчунон ки Падар дар Худ ҳаёт дорад, ба Писар низ ончунон ато кардааст, ки дар Худ ҳаёт дошта бошад; 27 «Ва ба Ӯ қудрат бахшидааст, ки доварӣ кунад, зеро ки Ӯ Писари Одам аст. 28. «Ва аз ин тааҷҷуб накунед: зеро соате мерасад, ки ҳамаи онҳое ки дар қабр мебошанд, овози Ӯро хоҳанд шунид, 29 «Ва берун хоҳанд омад - некӯкорон барои қиёмати ҳаёт ва бадкорон барои қиёмати доварӣ. 30 «Ман аз Худ чизеба амал оварда наметавонам. Ончунон ки мешунавам» доварӣ мекунам, ва доварии Ман одил аст, зеро ки толиби იродаи Худ не, балки иродаи Падаре ҳастам, ки Маро фиристодааст.
31. «Агар Ман бар Худ шаҳодат диҳам, шаҳодати Ман рост нест: 32 «Дигаре ҳаст, ки бар Ман шаҳодат медиҳад, ва Ман медонам, ки шаҳодате ки вай бар Ман медиҳад, рост аст; 33 «Шумо назди Яҳьё фиристодед; вай ба ростӣ шаҳодат дод. 34 «Аммо Ман шаҳодати одамро қабул намекунам, вале ин суханонро мегӯям, то ки шумо наҷот ёбед. 35 «Вай чароғе буд, ки месӯхт ва медурахшид; ва шумо хостед, ки соате ба нури вай шодӣ кунед. 36

«Лекин Ман шаҳодате дорам, ки аз шаҳодати
Яҳьё бузургтар аст: зеро корҳое ки Падар ба
Ман ато кардааст, то анҷом диҳам, яъне ин
корҳое ки Ман мекунам, бар Ман шаҳодат
медиҳанд, ки Падар Маро фиристодааст. 37
«Ва Худи Падар, ки Маро фиристод, бар Ман
шаҳодат додааст, ва шумо ҳаргиз на овози Ӯро
шунидаед ва на сурати Ӯро дидаед, 38 «Ва
каломи Ӯ дар дилҳои шумо ҷой надорад,
чунки шумо ба Он Касе ки Ӯ фиристодааст,
имон намеоваред. 39 «Шумо Навиштаҳоро
тадқиқ мекунед, зеро гумон доред, ки ба
воситаи онҳо ҳаёти човидонӣ пайдо мекунед,
вале онҳо бар Ман шаҳодат медиҳанд. 40 «Ва
шумо намехоҳед назди Ман биёед, то ки ҳаёт
ёбед. 41 «Ҷалолро аз мардум қабул намекунам.
42 «Лекин шуморо мешиносам: дар дили ҳуд
муҳаббати Худоро надоред. 43 «Ман ба исми
Падари Худ омадаам, ва Маро қабул
намекунед, ва агар дигаре ба исми худаш
биёяд, вайро қабул хоҳед кард. 44 «Шумо чӣ
тавр метавонед имон овapeд, Дар сурате ки
ҷалол аз якдигар металабед, лекин ҷалолеро,
ки аз Худои ягона аст, толиб нестед? 45
«Гумон накунед, ки Ман назди Падар бар
шумо даъвое хоҳам кард: даъвогар бар шумо

Мусо мебошад, ки ба вай умед бастаед. 46 «Зеро ки агар шумо ба Мусо имон медоштед, ба Ман ҳам имон меовардед, чунки вай дар бораи Ман навиштааст. 47 «Модоме ки шумо ба навиштаҳои вай имон надоред, ба суханони Ман чӣ гуна имон хоҳед овард?»

## Юҳанно 6

1. ПАС аз он Исо ба он тарафи баҳри Ҷалил, ё баҳри Табария раҳсипор шуд; 2 Ва мардуми бисьёре аз ақиби Ӯ равона шуданд, зеро он мӯъҷизотеро, ки ба беморон нишон медод, медиданд. 3 Исо ба кӯҳе баромада, бо шогирдони Худ дар он ҷо нишаст. 4 Иди фисҳи яҳудиён наздик буд. 5 Исо чашм андохта, дид, ки мардуми бисьёре назди Ӯ меоянд, ва ба Филиппус гуфт: «Аз куҷо нон бихарем, ки инҳо бихӯранд?» 6 Лекин инро барои озмоиш ба вай гуфт; зеро Худ медонист, чӣ бояд кард. 7 Филиппус дар ҷавоби Ӯ гуфт: «Дусад динор барои онҳо кифоят намекунад, то ки ҳар яке андаке нон бихӯрандк 8 Яке аз шогирдонаш, Андриес, бародари Шимъӯни Петрус, ба Ӯ гуфт: 9 «Дар ин ҷо писаре ҳаст, ки панҷ нони ҷав ва ду моҳӣ дорад; лекин

барои ин қадар одам чӣ мешавад?» 10 Исо
гуфт: «Мардумро шинонед». Дар он ҷо сабза
бисьёр буд, ва мардум, ки қариб панҷ ҳазор
'мард буданд, нишастанд. 11 Исо нонҳоро
гирифта, баракат дод ва пора карда, ба
шогирдон дод, ва шогирдон ба нишастагон
доданд, ва ҳамчунин аз моҳиҳо низ ба қадре
ки хостанд. 12 Ва чун сер шуданд, Исо ба
шогирдон гуфт: «Пораҳои боқимондаро ҷамъ
кунед, то ки чизе талаф нашавад». 13 Ва ҷамъ
карда, аз пораҳои панҷ нони ҷав» ки аз
хӯрандагон зиёдатӣ монда буд, дувоздаҳ
сабадро пур карданд. 14 Вакте ки мардум ин
мӯъҷизаро, ки Исо нишон дод, диданд,
гуфтанд: «Ин ҳақиқатан Он Пайғамбар аст, ки
бояд ба ҷаҳон биёяд». 15. Лекин Исо чун
дарьёфт, ки мехоҳанд омада, Ӯро ба зӯрӣ
баранд ва подшоҳ кунанд, боз танҳо ба кӯҳ
баромад. 16 Шомгоҳон шогирдонаш ба лаби
баҳр фуромаданд 17 Ва ба каиқе савор шуда,
ба он тарафи баҳр, сӯи Кафарнаҳум равона
шуданд. Ва ҳаво торик шуд, ва Исо назди онҳо
наомада буд. 18 Ва боди шадиде вазида, баҳр
ба талотум омад. 19 Вақте ки ба дурии
тақрибан бисту панҷ ё сӣ стадия қаиқ ронда
буданд, Исоро диданд, ки бар баҳр қадам зада,

ба қаиқ наздик меояд, ва ҳаросон шуданд. 20
Лекин Ӯ ба онҳо гуфт: «Ин Манам, натарсед».
21 Онҳо мехостанд Ӯро ба қаик дароваранд;
ҳамон дам қаиқ ба соҳиле ки сӯи он равона
буданд, расид. 22. Фардои он, мардуме ки дар
он тарафи баҳр истода буданд, диданд, ки дар
он ҷо ҳеҷ қаиқе набуд, ҷуз он ки шогирдони Ӯ
дохили он шуда буданд, ва Исо бо шогирдони
Худ ба он надаромада буд, балки шогирдонаш
танҳо рафта буданд; 23 Лекин қаиқҳои дигаре
аз Табария наздики ҳамон ҷое ки пас аз
баракат додани Худованд нон хӯрда буданд,
расиданд; 24 Ва чун мардум диданд, ки Исо ва
шогирдонаш дар он ҷо нестанд, онҳо низ ба
қаиқҳо савор шуда, ба ҷустуҷӯи Исо ба
Кафарнаҳум омаданд. 25 Ва Ӯро дар он
тарафи баҳр ёфта, ба Ӯ гуфтанд: «Эй Ӯстод!
Кай ба ин ҷо омадӣ?» 26 Исо дар ҷавоби онҳо
гуфт: «Ба ростӣ, ба ростӣ ба шумо мегӯям:
Маро на ба сабаби мӯъҷизоте ки дидед, балки
ба он сабаб ҷустуҷӯ мекунед, ки нон хӯрда,
сер шудед. 27 «На аз барои ризои фонӣ, балки
барои ғизое саъю кӯшиш кунед, ки то ҳаёти
ҷовидонӣ боқӣ мемонад, ва Писари Одам онро
ба шумо хоҳад дод; зеро ки Худои Падар бар Ӯ
мӯҳр задааст». 28 Ба Ӯ гуфтанд: «Чӣ бояд

кунем, ки аъмоли писандидаи Худоро ба ҷо
оварда бошем?» 29 Исо дар ҷавоби онҳо гуфт:
«Амали писандидаи Худо ин аст, ки ба Он
Касе ки Ӯ фиристод, имон оваред». 30 Ба Ӯ
гуфтанд: «Пас, чӣ аломате Ту нишон медиҳӣ,
то ки дида, ба Ту имон оварем? Чӣ кор
мекунӣ? 31 «Падарони мо дар биёбон манн
хӯрдаанд, чунон ки навишта шудааст: "Аз
осмон ба онҳо нон ато кард, то бихӯранд"». 32
Исо ба онҳо гуфт: «Ба ростӣ, ба ростӣ ба
шумо мегӯям: Мусо нонро ба шумо аз осмон
надодааст, балки Падари Ман нони ҳақиқиро
ба шумо аз осмон медиҳад; 33 «Зеро нони
Худо Он Касест, ки аз осмон нозил шуда, ба
ҷаҳон ҳаёт мебахшад». 34 Он гоҳ ба Ӯ
гуфтанд: «Эй оғо! Ҳамеша ин нонро ба мо
бидеҳ». 35 Исо ба онҳо гуфт: «Ман нони ҳаёт
ҳастам; касе ки назди Ман ояд, ҳаргиз гурусна
нахоҳад монд, ва касе ки ба Ман имон оварад,
ҳаргиз ташна нахоҳад монд. 36 «Лекин Ман ба
шумо гуфтам, ки Маро низ дидаед, ва имон
намеоваред. 37 «Ҳар он чи Падар ба Ман ато
кунад, назди Ман хоҳад омад, ва ҳар кӣ назди
Ман ояд, бадар нахоҳам ронд. 38 «Зеро аз
осмон нозил шудаам на аз барои он ки ба
иродаи Худ амал кунам, балки баиродаи

Фиристандаи Худ. 39 «Ва иродаи Падаре ки
Маро фиристод, ин аст, ки аз он чи ба Ман ато
кард, чизе талаф накунам, балки дар рӯзи
вопасин онро эҳьё кунам; 40 «Ва иродаи
Фиристандаи Ман ин аст, ки ҳар кй Писарро
дид ва ба Ӯ имон овард, ҳаёти ҷовидонӣ
дошта бошад; ва Ман дар рӯзи вопасин вайро
эҳьё хоҳам кард». 41 Яҳудиён аз Ӯ шикоят
карданд, зеро ки гуфта буд: «Манам он ноне
ки аз осмон нозил шуд». 42 Ва гуфтанд: «Оё
ин Исои писари Юсуф нест, ки мо падару
модари Ӯро мешиносем? Пас чӣ тавр мегӯяд,
ки "Ман аз осмон нозил шудаам"?» 43 Исо дар
ҷавоби онҳо гуфт: «Ба якдигар шикоят
накунед: 44 «Ҳеҷ кас наметавонад назди Ман
ояд, магар ин ки Падаре ки Маро фиристод,
вайро ҷалб кунад; ва Ман вайро дар рӯзи
вопасин эҳьё хоҳам кард. 45 «Дар суҳафи
анбиё навишта шудааст: "Ва ҳама аз Худо
таълим хоҳанд ёфт". Ва ҳар кӣ аз Падар
шунида ва таълим гирифта бошад, назди Ман
меояд. 46 «На ин ки касе Падарро дидааст, чуз
Он ки аз ҷониби Худост: Ӯ Падарро дидааст.
47 «Ба ростӣ, ба ростй ба шумо мегӯям: ҳар кӣ
ба Ман имон оварад, ҳаёти ҷовидонӣ дорад. 48
«Ман нони ҳаёт ҳастам. 49 «Падарони шумо

дар биёбон манн хӯрданд ва мурданд; 50
«Валекин ин ҷо нонест, ки аз осмон нозил
шуд, то ҳар кӣ аз он бихӯрад» намирад. 51
«Ман ҳастам он нони зинда, ки аз осмон нозил
шуд: касе ки аз ин нон бихӯрад, то абад зинда
хохад монд; ва ноне ки Ман ато мекунам,
Бадани Ман аст, ки онро барои ҳаёти ҷаҳон
мебахшам». 52 Яҳудиён бо ҳамдигар мубоҳиса
карда, мегуфтанд: «Чӣ тавр Ин Шахс
метавонад Бадани Худро бидиҳад, то мо
бихӯрем?» 53 Исо ба онҳо гуфт: «Ба ростӣ, ба
ростй ба шумо мегӯям: агар Бадани Писари
Одамро нахӯред ва Хуни Ӯро нанӯшед, дар
худ ҳаёт надоред; 54 «Ҳар кӣ БаданиМаро
бихӯрад ва Хуни Маро бинӯшад, ҳаёти
ҷовидонӣ дорад, ва Ман дар рӯзи вопасин
вайро эҳьё хоҳам кард; 55 «Зеро киБадани
Ман ғизои ҳақиқист, ва Хуни Ман нӯшокии
ҳақиқист; 56 «Ҳар кӣ Бадани Маро бихӯрад ва
Хуни Маро бинӯшад, дар Ман мемонад, ва
Ман дар вай; 57 «Чунон ки Падари Ҳай Маро
фиристод, ва Ман ба василаи Падар зинда
ҳастам, ҳамчунин касе ки Маро бихӯрад, ба
василаи Ман зинда хоҳад монд; 58 «Ин аст
ноне ки аз осмон нозил шуд; на ончунон ки
падарони шумо маннро хӯрданд ва мурданд;

ҳар кӣ ин нонро бихӯрад, то абад зинда хоҳад монд». 59 Ин суханонро, ҳангоме ки дар Кафарнаҳум таълим медод, дар куништ гуфт.
60. Бисьёре аз шогирдони Ӯ, инро шунида, гуфтанд: «Ин сухани сахт аст; кӣ метавонад онро бишнавад?» 61 Чун Исо дар дили Худ донист, ки шогирдонаш дар ин бобат шикоят мекунанд, ба онҳо гуфт: «Ое ин шуморо ба васваса меандозад? 62 «Пас агар Писари Одамро бинед, ки ба мақоми аввалааш сууд мекунад, чӣ хоҳед гуфт? 63 «Рӯҳ аст, ки ҳаёт мебахшад, лекин аз ҷисм фоидае нест; суҳаноне ки Ман ба шумо мегӯям, рӯҳ ва ҳает аст; 64 «Лекин баъзе аз шумо ҳастанд, ки имон надоранд». Зеро Исо аз ибтидо медонист, ки киҳо имон надоранд ва кӣ Ӯро таслим хоҳад кард. 65 Ва гуфт: «Аз ин сабаб ба шумо гуфтам, ки ҳеҷ кас наметавонад назди Ман биёяд, магар ин ки Падари Ман инро ба вай ато кунад». 66 Аз он вакт бисьёре аз шогирдонаш аз Ӯ дур шуда, дйгар Ӯро пайравӣ накарданд. 67. Ва Исо ба он дувоздаҳ гуфт: «Оё шумо ҳам мехоҳед Маро тарк кунед?» 68 Шимъӯни Петрус дар ҷавоби Ӯ гуфт: «Худовандо! Назди кӣ биравем? Суханони ҳаёти ҷовидонӣ назди Туст, 69 «Ва

мо имон овардаем ва донистаем, ки Ту Масеҳ, Писари Худои Ҳай ҳастӣ». 70 Исо дар ҷавоби онҳо гуфт: «Оё Ман шумо дувоздаҳро интихоб накардаам? Ва ҳол он ки яке аз шумо иблис аст». 71 Инро Ӯ дар бораи Яҳудо писари Пшмъӯни Исқарьют гуфт, зеро вай, ки яке аз он дувоздаҳ буд, мехост Ӯро таслим кунад.

## Юҳанно 7

1. ПАС аз он Исо дар Ҷалил мегашт, зеро намехост дар Яҳудо бошад, чунки яҳудиён қасди куштани Ӯ доштанд. 2 Ва иди яҳудиён, ки иди хаймаҳо бошад, наздик буд. 3 Пас бародаронаш ба Ӯ гуфтанд: «Ин ҷоро тарк карда, ба Яҳудо равона шав, то ки шогирдонат низ он аъмолеро, ки Ту ба ҷо меоварй, бубинанд; 4 «Зеро касе ки мехоҳад машҳур шавад, дар пинҳонӣ амал намекунад; агар Ту чунин аъмолро ба ҷо меоварӣ, Худро ба ҷаҳон бинамо». 5 Зеро бародаронаш низ ба Ӯ имон наоварда буданд. 6 Исо ба онҳо гуфт; «Вақти Ман ҳанӯз нарасидааст, лекин барои шумо ҳар вакт муносиб аст; 7 «Ҷаҳон наметавонад ба шумо адоват дошта бошад, лекин ба Ман адоват дорад, чунки Ман бар он шаҳодат

медиҳам, ки аъмолаш бад аст; 8 «Шумо ба ин ид биравед, аммо Ман ҳоло ба ин ид намеравам, чунки вақги Ман ҳанӯз пур нашудааст». 9 Инро ба онҳо гуфта, дар Ҷалил монд. 10. Вакте ки бародаронаш ба ид омаданд, Ӯ низ омад, на ошкоро, балки пинҳонй. 11 Аммо яҳудиён Ӯро дар ид ҷустуҷӯ намуда, мегуфтанд, ки: «Ӯ куҷост?» 12 Ва дар миёни мардум дар бораи Ӯ гуфтугӯи бисьёре буд. Баъзеҳо мегуфтанд: «Ӯ некӯст», аммо дигаронмегуфтанд: «Не, Ӯ мардумро гумроҳ мекунад». 13 Лекин, аз тарси яҳудиен, ҳеҷ кас дар бораи Ӯ ошкоро сухан намегуфт.
14. Чун нисфи ид гузашт, Исо ба маъбад омада, таълим дод. 15 Ва яҳудиён дар ҳайрат афтода, гуфтанд: «Ин Шахс Навкштаҳоро чӣ гуна медонад, дар сурате ки ҳаргиз таълим наёфтааст?» 16 Исо дар ҷавоби онҳо гуфт: «Таълими Ман аз они Ман нест, балки аз они Фиристандаи Ман аст; 17 «Агар касе хоҳад иродаи Ӯро ба амал оварад» дар бораи ин таълим хоҳад донист, ки оё он аз Худост, ё ки Ман аз Худ сухан мегӯям. 18 «Ҳар кӣ аз ^уд сухан гӯяд, ҷалоли худро меҷуяд; вале ҳар ки ҷалоли Фиристандаи Худро меҷӯяд, Ӯ ҳақиқист, ва дар Ӯ коростӣ нест. 19 «Оё Мусо

ба шумо шариатро надод? Ва касе аз шумо аз
рӯи шариат амалнамекунад. Чаро мехоҳед
Маро бикушед?» 20 Мардум дар ҷавоб
гуфтанд: «Ту дев дорӣ. Кӣ мехоҳад Туро
бикушад?» 21 Исо дар ҷавоби онҳо гуфт: «Як
кор кардам, ва ҳамаи шумо дар ҳайрат мондед;
22 «Мусо ба шумо хатнаро дод, ки он на аз
Мусо, балки аз падарон буд, ва шумо
писарони худро дар рӯзи шанбе хатна
мекунед. 23 «Модоме ки писаронро дар рӯзи
шанбе хатна мекунанд, то ки шариати Мусо
вайрон нашавад, пас чаро бар Ман хашмгин
мешавед, ки дар рӯзи шанбе касеро шифои
комил додаам? 24 «Аз рӯи намуди зоҳирӣ
доварӣ накунед, балки аз рӯи адолат доварй
кунед». 25 Он гоҳ баъзе аз аҳли Ерусалим
гуфтанд: «Оё" ин Ҳамон Касе нест, ки Ӯро
мехоҳанд бикушанд? 26 «Инак, Ӯ ошкоро
сухан мегӯяд, ва ба Ӯчизе намегӯянд: оё
сардорон яқин донистаанд, ки Ӯ дар ҳақиқат
Масеҳ аст? 27 «Лекин мо медонем, ки Ин
Шахс аз куҷост, аммо чун Масеҳ ояд, касе
нахоҳад донист, ки Ӯ аз куҷост». 28 Ва Исо,
вақте ки дар маъбад таълим медод, нидо
карда, гуфт: «Маро мешиносед, ва низ
медонед, ки Ман аз куҷо ҳастам; ва Ман аз

Худ наомадаам, вале ФирисТандаи Ман
ҳақиқист, ки шумо Ӯро намешиносед; 29
«Аммо Ман Ӯро мешиносам, чунки ман аз
ҷониби Ӯ ҳастам, ва Ӯ Маро фиристодааст».
30 Он гоҳ хостанд Ӯро дастгир кунанд, вале
касе даст бар Ӯнаандохт, ч>гнки ҳанӯз соаташ
нарасида буд. 31 Лекин бисьёре аз мардум
баӮимон оварданд ва гуфтанд: «Чун Масеҳ
ояд, наход ки аз Ин Шахс бештар аломот
нишон хоҳад дод?» 32 Ва фарисиён шуниданд,
ки мардум дар бораи Ӯ чунин мегӯянд, пас
фарисиён ва саркоҳинон мулозимонро
фиристоданд, то ки Ӯро дастгир кунанд. 33 Ва
Исо гуфт: «Боз муддати каме Ман назди шумо
ҳастам, пас аз он назди Фиристандаи Худ
меравам; 34 «Шумо Маро хоҳед ҷуст ва
нахоҳед ефт; ва ба он ҷое ки Ман ҳастам,
наметавонед биёед». 35 Ва яҳудиён ба якдигар
гуфтанд: «Ӯ ба куҷо мехоҳад биравад, ки мо
Ӯро ёфта натавонем? Оё мехоҳад назди онҳое
биравад, ки дар байни юнониён пароканда
ҳастанд, ва юнониенро таълим диҳад? 36
«Чист маънои суханоне киӯгуфт: "Маро ҳоҳед
ҷуст ва нахоҳед ёфт; ва ба он ҷое ки Ман
ҳастам, наметавонед биёед"?» 37. Ва дар рӯзи
охир, ки рӯзи бузурги ид буд, Исо истода, нидо

кард ва гуфт: «Ҳар кй ташна бошад, назди Ман биёяд ва бинӯшад; 38 «Ҳар кӣ ба Ман имон оварад, чунон ки дар Навиштаҳо гуфта шудааст, аз батни вай наҳрҳои оби ҳаёт ҷорй хоҳад шудк 39 Ин суханро Ӯ дар борai Рӯҳ гуфт, ки ҳар кй ба Ӯ имон оварад, Онро хоҳад ёфт; зеро ки Рӯҳулқудс ҳанӯз ато нашуда буд, чунки Исо ҳанӯз ҷалол наёфта буд.
40. Бисьёре аз мардум ин суханро шунида, гуфтанд: «Дар ҳақиқат Ин Шахс ҳамон Пайғамбар аст». 41 Баъзеҳо гуфтанд: «Ин Масеҳ аст». Лекин дигарон гуфтанд: «Магар Масеҳ аз Ҷалил меояд? 42 «Оё дар Навиштаҳо гуфта нашудааст, ки Масеҳ аз насли Довуд ва аз Байт-Лаҳм, ки деҳи Довуд буд, бояд ояд?» 43 Ба ҳамин тариқ, дар боран Ӯ дар байни мардум ихтилоф афтод. 44 Баъзе аз онҳо хостанд Ӯро дастгир кунанд, лекин касе ба Ӯ даст наандохт. 45 Пас мулозимон назди саркоҳинон ва фарисиён баргаштанд, ва онҳо пурсиданд: «Чаро Ӯро наовардед?» 46 Мулозимон ҷавоб доданд: «Касе ҳаргиз монанди Ин Шахс сухан нагуфтааст». 47 Фарисиён ба онҳо гуфтанд: «Ос шумо низ гумроҳ шудаед? 48 «Оё касе аз сардорон ё аз фарисиён ба Ӯ имон овардааст? 49 «Аммо ин

мардуме ки шариатро намедонанд, малъун
мебошанд». 50 Ниқӯдимус, ки шабона назди Ӯ
омада буд ва яке аз онҳо буд, ба онҳо гуфт: 51
Юё шариати мо касеро маҳкум менамояд бе
он ки аввал суханашро бишнавад ва бидонад,
ки вай чӣ кор кардааст?» 52 Онҳо дар ҷавоби
вай гуфтанд: «Магар ту низ чалилӣ ҳастӣ?
Таҳқиқ кун ва бубин, зеро ки ҳеҷ пайғамбаре
аз Ҷалил зуҳур накардааст». 53 Пас ҳар кас ба
хонаи худ рафт.

## Юҳанно 8

1. ЛЕКИН Исо ба кӯҳи Зайтун рафт, 2 Ва
бомдодон боз ба маъбад омад, ва тамоми
мардум назди Ӯ омаданд; ва Ӯ нишаста,
онҳоро таълим медод. 3 Дар ин вақт
китобдонон ва фарисиён занеро, ки дар амали
зино дастгир шуда буд, назди Ӯ оварданд, ва
дар миёна ба по ииҳода, 4 БаӮгуфтанд:
«Ӯстод! Инзандар амали зино дастгир шуд; 5
«Ва Мусо дар шариат ба мо гуфтааст, ки
чунин занон бояд сангсор шаванд: аммо Ту чӣ
мегӯӣ?» 6 Инро барои озмоиш ба Ӯ гуфтанд,
то ки далеле ёфта, Ӯро айбдор кунанд. Лекин

Исо хам шуда,бо ангушташ бар рӯи замин чизе менавишт. 7 Чун дар савол йсрор намуданд, Ӯ рост шуда» ба онҳо гуфт: «Он ки аз шумо бегуноҳ аст, аввалин касе бошад, ки ба вай санг андозад». 8 Ва боз хам шуда, бар замин навиштан гирифт. 9 Чун шуннданд, виҷдонашон нороҳат шуд, ва аз пирон сар карда, то каси охирин паси якдигар баромада рафтанд; ва Исо танҳо монд, ва зан дар миёна ба по меистод. 10 Исо чун рост шуд ва ғайр аз зан ҳеҷ касро надид, ба вай гуфт: «Эй зан! Даъвогарони ту куҷо шуданд? Оё касе туро маҳкум накард?» 11 Зан гуфт: «Ҳеҷ касе, эй оғо!» Исо ба вай гуфт: «Ман низ туро маҳкум намекунам; бирав ва дигар гуноҳ накун».
12. Ва Исо боз ба мардум гуфт: «Ман нури ҷаҳон ҳастам; ҳар кӣ Маро палравӣ кунад, дар торикӣ роҳ напаймояд, балки нури ҳаетро ёбад». 13 Он гоҳ фарисиён ба Ӯ гуфтанд: «Ту бар Худ шаҳодат медиҳӣ, шаҳодати Ту рост нест». 14 Исо дар ҷавоби онҳо гуфт: «Гарчанде ки Ман бар Худ шаҳодат медиҳам, шаҳодати Ман рост аст, зеро Ман медонам, ки аз куҷо омадаам ва ба куҷо меравам; лекнн шумо намедонед, ки Ман аз куҷо омадаам ва ба куҷо меравам; 15 «Шумо аз рӯи ҷисм

доварӣ мекунед, вале Ман ҳеҷ касро доварӣ
намекунам; 16 «Ва агар Ман доварӣ кунам,
доварии Ман рост аст, чунки Ман танҳо
нестам, балки Падаре ки Маро фиристод, бо
Ман аст; 17 «Ва низ дар шариати шумо
навишта шудааст, ки шаҳодати ду кас рост аст;
18 «Ман бар Худ шаҳодат медиҳам, ва низ
Падаре ки Маро фиристод, бар Ман шаҳодат
медиҳад». 19 Ба Ӯ гуфтанд: «Падари Ту
куҷост?» Исо ҷавоб дод: «Шумо на Маро
мешиносед ва на Падари Маро; агар Маро
мешинохтед, Падари Маро низ мешинохтед».
20 Ин суханонро Исо назди ганҷина, ҳангоме
ки дар маъбад таълим медод, гуфт; ва ҳеҷ кас
Ӯро дастгир накард, чунки соати Ӯ ҳанӯз
нарасида буд. 21. Боз Исо ба онҳо гуфт: «Ман
меравам, ва шумо Маро хоҳед ҷуст, ва дар
гуноҳи ҳуд хоҳед мурд; ба он ҷое ки Ман
меравам, шумо наметавонед биёед». 22
Яҳудиён гуфтанд: «Наҳод ки Ӯмехоҳад Худро
бикушад, ки мегӯяд: "Ба он ҷое ки Мая
меравам, шумо наметавонед биёед"?» 23 Ба
онҳо гуфт: «Шумо аз поин мебошед, Ман аз
боло; шумо аз ин ҷаҳон ҳастед, лекин Ман аз
ин ҷаҳон нестам; 24 «Аз ин сабаб ба щумо
гуфтам, ки дар гуноҳҳои худ хоҳед мурд; зеро

агар имон наоваред, ки ин Ман ҳастам, дар гуноҳҳои ҳуд хоҳед мурд». 25 Ба Ӯ гуфтанд: «Ту кистӣ?» Исо ба онҳо гуфт: «Ҳамонам, ки аз аввал ҳам ба шумо гуфтам; 26 «Ман чизҳои бисьёр дорам, ки дар ҳаққи шумо бигӯям ва доварӣ кунам; лекин Фиристандаи Ман ҳакикист, ва Ман ҳар чи аз Ӯ шунидаам, ба ҷаҳон мегӯям». 27 Онҳо нафаҳмиданд, ки Ӯ ба онҳо дар бораи Падар сухан мегӯяд. 28 Исо ба онҳо гуфт: «Вақте ки Писари Одамро баланд бардоштед, хоҳед фаҳмид, ки ин Ман ҳастам, ва ҳеҷ амалро аз Худам намекунам, балки он чиро, ки Падарам ба Ман таълим дод, мегӯям; 29 «Фиристандаи Ман бо Ман аст; Падар Маро танҳо нагузоштааст, зеро ки Ман ҳамешааъмолй писандидаи Ӯро ба ҷо меоварам». 30 Чун инро гуфт, бисьёр касон ба Ӯ имон оварданд.  31. Он гоҳ Исо ба яҳудиёне ки ба Ӯ имон оварданд, гуфт: «Агар шумо дар каломи Ман бимонед, ҳақиқатан шогирдони Ман хоҳед буд, 32 «Ва ростиро хоҳеД шинохт, ва ростӣ шуморо озод хоҳад кард». 33 Ба Ӯ ҷавоб доданд: «Мо фарзандони Иброҳим ҳастем ва ҳеҷ гоҳ ғуломи касе набудем; пас чй сон Ту мегӯй, ки "озод хоҳед шуд"?» 34 Исо дар ҷавоби онҳо гуфт: «Ба ростӣ, ба ростӣ ба

шумо мегӯям: ҳар кӣ гуноҳ мекунад, ғуломи гуноҳ аст; 35 «Лекин ғулом ҳамеша дар хона намемонад: писар ҳамеша мемонад!; 36 «Пас, агар Писар шуморо озод кунад, ҳақиқатан озод хоҳед буд; 37. «Медонам, ки фарзандони Иброҳим ҳастед; лекин мехоҳед Маро бикушед, чунки каломи Ман дар шумо намегунҷад; 38 «Ман он чи назди Падари Худ дидаам, мегӯям; ва шумо он чи назди падари худ дидаед, мекунед». 39 Онҳо дар ҷавоби Ӯ гуфтанд: «Падари мо Иброҳим аст». Исо ба онҳо гуфт: «Агар фарзандони Иброҳим мебудед, аъмоли Иброҳимро ба ҷо меовардед; 40 «Валекин ҳоло мехоҳед Маро бикушед, ва Ман Шахсе ҳастам, ки ростиро, ончунон ки аз Худо шунидаам, ба шумо мегӯям: Иброҳим чунин коре накардааст. 41 «Шумо аъмоли падари худро мекунед». Ба Ӯ гуфтанд: «Мо аз зино таваллуд наёфтаем; мо як Падар дорем, ки Худо бошад». 42 Исо ба онҳо гуфт: «Агар Худо Падари шумо мебуд, Маро дӯст медоштед, чунки Ман аз ҷониби Худо баромада, назди шумо омадаам; зеро ки Ман ба иродаи Худ наомадаам» балки Ӯ Маро фиристод. 43 «Чаро каломи Маро намефаҳмед? Чунки каломи Маро

наметавонед бишнавед. 44 «Падари шумо иблис аст, ва шумо мехоҳед орзуҳои падари худро ба амал оваред; вай аз ибтидо қотил буд ва дар ростӣ собит намонд, зеро ки дар вай ростӣ нест; вақте ки вай сухани дурӯғ мегӯяд, аз они худро мегӯяд» зеро ки вай дурӯғгӯй ва падари дурӯғ аст. 45 «Лекин азбаски Ман сухани ростро ба шумо мегӯям» ба Ман имон намеоваред, 46. «Кист аз шумо, ки Маро ба гуноҳе таъна зада тавонад? Пас агар Ман сухани ростро гӯям, чаро ба Ман имон намеоваред? 47 «Касе ки аз Худо бошад, ба каломи Худо гӯш медиҳад; шумо ба он сабаб гӯш намедиҳед, ки аз Худо нестед». 48 Он гоҳ яҳудиён дар ҷавоби Ӯ гуфтанд: «Оё дуруст нагуфтем, ки Ту сомарӣ ҳастӣ ва дев дорӣ?» 49 Исо ҷавоб дод: «Ман дев надорам, балки Падари Худро ҳурмат мекунам, вале шумо ба Ман беҳурматӣ мекунед; 50 «Ман ҷалоли Худро толиб нестам: Яке ҳаст, ки Толиб ва Довар мебошад; 51 «Ба ростӣ, ба ростӣ ба шумо мегӯям: касе ки каломи Маро риоя кунад, то абад маргро нахоҳад дид». 52 Яҳудиён ба Ӯ гуфтанд: «Акнун донистем, ки Ту дев дорӣ; Иброҳим ва анбиё мурданд, вале Ту мегӯй: "Касе ки каломи Маро риоя кунад,

то абад зоиқаи маргро нахоҳад чашид"». 53 «Оё Ту аз падари мо Иброҳим, ки мурд, ва аз анбиё, ки низ мурданд, бузургтар ҳастӣ? Ту Худро кӣ медонӣ?» 54 Исо ҷавоб дод: «Агар Ман Худро ҷалол диҳам, ҷалоли Ман ҳеҷ чизе набошад: Маро Падари Ман ҷалол мебахшад, ки дар ҳаққи Ӯ шумо мегӯед: Ӯ Худои мост"; 55 «Ва Ӯро нашинохтаед, лекин Ман Ӯро мешиносам; ва агар бигуям, ки Ӯро намешиносам, мисли шумо дурӯғгӯй мешавам; лекин Ман Ӯро мешиносам ва каломи Ӯро риоя мекунам; 56 «Падари шумо Иброҳим шод буд, ки рӯзи Маро бубинад: ва дид ва шод гардид». 57 Яҳудиён ба Ӯ гуфтанд: «Ҳанӯз панҷоҳсола ҳам нестӣ, ва Ту Иброҳимро дидаӣ?» 58 Исо ба онҳо гуфт: «Ба ростӣ, ба ростӣ ба шумо мегӯям: пеш аз он ки Иброҳим пайдо шуд, Ман ҳастам». 59 Он гоҳ санг бардоштанд, то ки Ӯро сангсор кунанд; лекин Исо пинҳон шуд ва аз миёни онҳо гузашта, аз маъбад берун шуд ва рафт.

## Юҳанно 9

1. ВА ЧӮН мерафт, як кӯри модарзодро дид. 2 Ва шогирдонаш аз Ӯ пурсида,

гуфтанд:«ЭйӮстод! Кӣ гуноҳ кард: ин одамёпадарумодараш, кипайкӯрзоидашуд?» 3 Исо ҷавоб дод: «На ин одам гуноҳ кард ва на падару модараш, балки барои он ки дар вай аъмоли Худо ошкор гардад; 4 «То вакте ки рӯз аст, Ман бояд аъмоли Фиристандаи Худро ба ҷо оварам; шаб ки ояд, ҳеҷ кас наметавонад коре бикунад; 5 «То вакте ки Ман дар ҷаҳон ҳастам, нури ҷаҳонам». 6 Инро гуфта, оби даҳан бар замин андохт, ва бо он об гил сохт, ва он гилро ба чашмони кӯр молид, 7 Ва ба вай гуфт: «Бирав ва дар ҳавзи Шнлӯаҳ, ки маънояш "Фиристода" мебошад, худро бишӯи». Вай рафта, худро шуст, ва бино шуда, омад. 8 Ҳамсоягон ва касоне ки пеш аз он вайро дар ҳолати кӯрӣ дида буданд, гуфтанд: «Оё ин ҳамон нест, ки нишаста, гадоӣ мекард?» 9 Баъзе гуфтанд: «Ҳамон аст». Ва баъзе гуфтанд: «Фақат ба вай монанд аст». Вале худи вай гуфт: «Ман ҳамонам». 10 Ба вай гуфтанд: «Пас чӣ тавр чашмони ту воз шуд?» 11 Вай дар ҷавоб гуфт: «Касе ки Исо номида мешавад, гил сохта, ба чашмонам молид ва гуфт: "Бирав ва дар ҳавзи Шилӯаҳ худро бишӯй". Ман рафта, худро шустам ва бино шудам». 12 Ба вай гуфтанд: «Ӯ куҷост?» Гуфт:

«Намедонам». 13 Он одамро, ки пештар кӯр
буд, назди фарисиён бурданд. 14 Ва он рӯзе ки
Исо гил сохта, чашмони вайро воз кард, рӯзи
шанбе буд. 15 Фарисиён низ аз вай пурсиданд,
ки чӣ тавр бино шуд. Ба онҳо гуфт: «Гил
сохта, ба чашмонам гуэошт, ва ман худро
шуста, бино шудам». 16 Баъзе аз фарисиён
гуфтанд: «Он Шахс аз ҷониби Худо нест,
чунки шакберо нигоҳ намедорад». Дигарон
гуфтанд: «Чӣ тавр як шахси гуноҳкор чунин
мӯъҷизот нишон дода метавонад?» Ва дар
байни онҳо ихтилоф афтод. 17 Боз ба он кӯр
гуфтанд: «Дар бораи Ӯ, ки чашмони туро
кушод, чй мегӯӣ?» Гуфг: «Пайғамбар аст». 18
Яҳудиён бовар накарданд, ки вай кӯр буду
бино шуд, то ин ки падару модари он
биношударо даъват намуда, 19 Аз онҳо
пурсиданд: «Оё ин аст писари шумо, ки
мегӯед: кӯр зоида шудааст? Пас чй тавр вай
алҳол бино шудааст?» 20 Падару модари вай
дар ҷавоби онҳо гуфтанд: «Мо медонем, ки ин
писари мост, ва кӯр зоида шудааст; 21 «Лекин
алҳол чӣ тавр бино шудааст, намедонем; ва
чашмони вайро кй воз кардааст, намедонем;
вайболиғ аст, аз худаш пурсед, то аҳволи
худро баён кунад». 22 Падару модараш чунин

гуфтанд, чунки аз яҳудиен метарсиданд; зеро ки яҳудиён аллакай забон як карда буданд, ки ҳар кӣ Ӯро чун Масеҳ эътироф намояд, аз куништ биронанд; 23 Аз ин сабаб падару модараш гуфтанд, ки#вай болиғ аст, аз худаш пурсед». 24 Он гоҳ бори дигар он одамро, ки кӯр буд, талабида, гуфтанд: «Худоро сано гӯй; мо медонем, ки Он Шахс гуноҳкор аст». 25 Дар ҷавобашон гуфт: «Оё гуноҳкор аст ё не, намедонам; як чизро медонам, ки кӯр будам ва ҳоло бино ҳастам». 26 Боз ба вай гуфтанд: «Бо ту чӣ кор кард? Чӣ тавр чашмони туро воз кард?» 27 Ба онҳо ҷавоб дод: «Аллакай ба шумо гуфтам, ва гӯш надодед: чаро мехоҳед дубора бишнавед? Оё шумо низ мехоҳед шогирдони Ӯ шавед?» 28 Вайро мазаммат намуда, гуфганд: «Ту шогирди Ӯ ҳастӣ, мо шогирдони Мусоем; 29 «Мо медонем, ки Худо ба Мусо сухан гуфт; лекин Ин Шахсро намедонем аз куҷост». 30 Он одам дар ҷавоби онҳо гуфт: «Ин аҷиб аст, ки шумо аз куҷо будани Ӯро намедонед, ва ҳол он ки Ӯ чашмони маро воз кард. 31 «Мо медонем, ки Худо дуои гуноҳкоронро намешунавад, лекин агар касе худотарс бошаду иродаи Ӯро ба ҷо оварад, дуояшро мешунавад; 32 «Ҳаргиз

шунида нашудааст, ки касе чашмони кӯри модарзодро воз карда бошад; 33 «Агар Ӯ аз ҷониби Худо намебуд, ҳеҷ кор карда наметавонист». 34 Дар ҷавоби вай гуфтанд: «Ту, ки комилан дар гуноҳ таваллуд ёфтаӣ, моро таълим медиҳӣ?» Пас вайро бадар ронданд. 35 Исо чун шунид, ки вайро бадар рондаанд, вайро ёфта, гуфт: «Оё ту ба Писари Одам имон дорӣ?» 36 Дар ҷавоб гуфт: «Эй ого, Ӯ кист,то ки ба Ӯимон оварам?» 37 Исо ба вай гуфт: «Ту Ӯро дидаӣ, ва Ӯ ҳамон аст, ки ҳоло бо ту гуфтугӯ мекунад». 38 Гуфт: «Имон дорам, Худовандо!» Ва баӮсаҷда кард. 39 Ва Исо гуфт: «Ман барои доварӣ ба ин ҷаҳон омадаам, то ки кӯрон бино ва биноён кӯр шаванд». 40 Баъзе аз фарисиён, ки назди Ӯ буданд, чун шуниданд, ба Ӯ гуфтанд: «Наход ки мо ҳам кӯр бошем?» 41 Исо ба онҳо гуфт: «Агар кӯр мебудед, гуноҳ намедоштед; аммо чун мегӯед, ки бино ҳастед, пас гуноҳи шумо мемонадк

## Юҳанно 10

1. «БА РОСТЙ, ба ростй ба шумо мегӯям: ҳар кй ба оғили гӯсфанд аз дар надарояд, балки аз

роҳи дигар дохил шавад, вай дузд ва роҳзан аст; 2 «Лекин ҳар кӣ аз дар дарояд, вай чӯпони гӯсфандон аст: 3 «Дарбон дарро барои вай мекушояд, гӯсфандон ба овози вай гӯш медиҳанд, вай гӯсфандони худро ном ба ном мехонад ва берун мебарорад; 4 «Чун гӯсфандони худро баровард, пешопеши онҳо меравад; ва гӯсфандон аз акиби вай мераванд, чунки овозашро мешиносанд; 5 «Лекин аз ақиби каси бегона намераванд, балки аз вай мегурезанд, чунки овози бегонаро намешиносанд». 6 Ҳамин масалро Исо ба онҳо гуфт. Лекин онҳо нафаҳмиданд, ки Ӯ ба онҳо чй гуфт. 7 Боз Исо ба онҳо гуфт: «Ба ростй, ба ростӣ ба шумо мегӯям: Ман барои гӯсфандон дар ҳастам. 8 «Ҳамаи касоне ки пеш аз Ман омаданд, дузд ва рСҲзан ҳастанд; лекин гӯсфавдон ба овози онҳо гӯш надоданд. 9 «Ман дар хастам: ҳар кӣ ба василаи Ман дохил шавад, наҷот меёбад, ва ба дарун ва берун меравад, ва чарогоҳ пайдо мекунад. 10 «Дузд меояд, то ки бидуздад, бикушад ва талаф кунад; Ман омадаам, то ки онҳо ҳаёт ёбанд ва онро ба фаровонй дошта бошанд.

11. «Ман чӯпони некам: чӯпони нек ҷони худро барои гусфандон фидо мекунад; 12

«Лекин муздуре ки чӯпон нест, ва гусфандон аз они худаш нестанд, чун бубинад, ки гург меояд, гӯсфандонро монда мегурезад, ва гург гӯсфандонро мегирад ва пароканда мекунад; 13 «Муздур мегурезад, чунки муздур аст, ва ғами гӯсфандонро намехӯрад. 14 «Ман чӯпони некам, ва мансубони Худро мешиносам, ва мансубонам Маро мешиносанд: 15 «Чунон ки Падар Маро мешиносад, Ман ҳам Падарро мешиносам, ва ҷони Худро барои гӯсфандон фидо мекунам. 16 «Ман гӯсфандони дигар низ дорам, ки аз ин оғил нестанд, ва онҳоро низ бояд оварам: онҳо низ овози Маро хоҳанд шунид, ва як рамаю як чӯпон хоҳанд шуд. 17 «Аз ин сабаб Падар Маро дӯст медорад, ки Ман ҷони Худро фидо мекунам, то ки онро боз ёбам; 18 «Ҳеҷ кас онро аз Ман намегирад, балки Худи Ман онро фидо мекунам: кудраг дорам, ки онро фидо кунам, ва қудрат дорам, ки онро боз ёбам; ин хукмро аз Падари Худ гирифтаам». 19 Ба сабаби ин суҳанон боз дар байни яҳудиён ихтилоф афтод. 20 Бисьёре аз онҳо гуфтанд: «Ӯ дев дорад ва девона ает; чаро ба суханонаш гӯш медиҳед?» 21 Дигарон гуфтанд: «Ин суханони девона нест; оё дев метавонад чашми кӯронро воз кунад?» 22.

Дар Ерусалим иди таҷдид барпо шуд,
вазимистон буд. 23 Ва Исо дар маъбад, дар
равоқи Сулаймон мегашт. 24 Яҳудиён гирди
Ӯро гирифта, ба Ӯ гуфтанд: «То кай моро дар
тардид мегузорӣ? Агар Ту Масеҳ бошӣ,
ошкоро бигӯ». 25 Исо ба онҳо чавоб дод:
«Ман ба шумо гуфтам, ва имон наовардец;
аъмоле ки Ман баисми Падари Худ ба чо
меоварам, бар Ман шаҳодат медиҳад; 26
«Лекин шумо имон намеоваред, зеро ки аз
гӯсфандони Ман нестед, чунон ки ба шумо
гуфтам; 27 «Гӯсфандони Ман ба овози Ман
гӯш медиҳанд, ва Ман онҳоро мешиносам, ва
онҳо Маро пайравӣ мекунанд, 28 «Ва Ман ба
онҳо ҳаёти ҷовидонӣ мебахшам, ва онҳо то
абад талаф нахоҳанд шуд, ва ҳеҷ кас
наметавонад онҳоро аз дасти Ман кашида
гирад; 29 «Падаре ки онҳоро ба Ман дод, аз
ҳама бузургтар аст, ва ҳеҷ кас наметавонад
онҳоро аз дасти Падари Ман кашида гирад: 30
«Ман ва Падар як ҳастем». 31. Боз яхудиён
санг бардоштанд, то ки Ӯро сангсор кунанд.
32 Исо ба онҳо ҷавоб дод: «Аз ҷониби Падари
Худ ба шумо бисьёр аъмоли нек нишон
додаам; аз барои кадоми онҳо Маро сангсор
мекунед?» 33 Яҳудиён дар ҷавоби Ӯ гуфтанд:

«Туро барои амали нек сангсор намекунем,
балки барои куфр, зеро Ту, ки одам ҳастӣ,
Худро Худо мехонӣ». 34 Исо ба онҳо ҷавоб
дод: «Оё дар шариати шумо навишта
нашудааст: "Ман гуфтам: шумо худоен
ҳастед"? 35 «Агар онҳоеро, ки каломи Худо
сӯяшон нозил шуд, худоен хондааст, ва
Навишта наметавонад ботил шавад, - 36 «Пас
ба Касе ки Падар Ӯро тақдис карда, ба ҷаҳон
фиристод, чӣ тавр шумо мегӯед, ки: "Куфр
мегӯӣ", чунки гуфтаам: "Писари Худо
ҳастам"? 37 «Агар аъмоли Падари Худро ба ҷо
намеоварам, ба Ман имон наоваред; 38 «Ва
агар ба ҷо меоварам, ҳарчанд шумо ба Ман
имон намеоваред, пас ба аъмол имон оваред,
то бидонед ва бовар кунед, ки Падар дар Ман
аст, ва Ман дар Ӯ». 39 Он гоҳ бори дигар
хостанд Ӯро дастгир кунанд; лекин Ӯаз
дасташон раҳо шуд. 40 Ва боз ба он тарафи
Ӯрдун, ба ҳамон ҷое ки пештар Яҳьё таъмид
медод, рафт ва дар он ҷо монд. 41 Ва бисьёр
касон назди Ӯ омаданд ва гуфтанд: «Яҳьё ҳеҷ
мӯъҷизае иишон надод; лекин ҳар он чи Яҳьё
дар бораи Ин Шахс гуфт, рост буд». 42 Ва
бисьёр касон дар он ҷо ба Ӯ имон оварданд.

# Юҳанно 11

1. ШАХСЕ Лаъзор ном бемор буд аз аҳли
Байт-Ҳинӣ, ки деҳаи Марьям ва хоҳараш
Марто буд. 2 Марьям ҳамон буд, ки
Худовандро бо равғани атрафшон тадҳин
карда, пойҳои Ӯро бо мӯи худ хушконид;
Лаъзори бемор бародари вай буд. 3 Ва хоҳарон
ба Ӯ кас фиристода, гуфтанд: «Худовандо!
Инак, он касе ки дӯст медорӣ, бемор аст». 4
Чун Исо шунид, гуфт: «Ин касалӣ барои
мамот нест, балки барои ҷалоли Худост, то ки
Писари Худо ба василаи он ҷалол ёбад». 5 Исо
Марто ва хоҳари вай ва Лаъзорро дӯст медошт.
6 Чун шунид, ки вай бемор аст, дар ҷое ки буд,
ду рӯз монд. 7 Пас аз он ба шогирдонаш гуфт:
«Боз ба Яҳудо биравем». 8 Шогирдонаш ба Ӯ
гуфтанд: «ЭйӮстод! Бисьёр нагузаштааст, ки
яҳудиён мехостанд Туро сангсор кунанд, ва Ту
мехоҳӣ боз ба он ҷо биравӣ?» 9 Исо ҷавоб дод:
«Оё рӯз дувоздах соат нест?.Касе ки рӯзона
роҳ меравад» пешпо намехӯрад, чунки нури
ин ҷаҳонро мебинад; 10 «Лекин касе ки
шабона роҳ меравад, пешпо мехӯрад, чунки
дар вай нур нест». 11 Инро ба забон ронд ва
пас аз он ба онҳо гуфт: «Дӯсти мо Лаъзор

хуфтааст, лекин Ман меравам, то ки вайро
бедор кунам». 12 Шогирдонаш гуфтанд:
«Худовандо! Агар хуфта бошад, шифо, ҳоҳад
сфт». 13 Исо дар бораи вафоти вай сухан
меронд, лекии онҳо гумон карданд, ки дар
бораи хоби муқаррарӣ сухан меронад. 14 Он
гоҳ Исо ба онҳо ошкоро гуфт: «Лаъзор
мурдааст; 15 «Ва барои шумо шодам, ки дар
он ҷо набудам, то ки имон оваред; вале акнун
назди вай биравем». 16 Тумо, ки Экизак
номида мешуд, ба шогирдон гуфт: «Биёед мо
ҳам биравем, то ки бо Ӯ бимирем». 17 Чун
Исо омад, фаҳмид, ки вай чор рӯз боз дар қабр
мебошад. 18 Байт-Ҳинӣ дар наздикии
Ерусалим, ба масофаи тақрибан понздаҳ
стадия воқеъ буд, 19 Ва бисьёре аз яҳудиён
назди Марто ва Марьям омада буданд, то ки
барои бародарашон онҳоро тасаллӣ диҳанд. 20
Чун Марто шунид, ки Исо меояд, ба пешвози
Ӯ берун рафт; лекин Марьям дар хона монд.
21 Марто ба Исо гуфт: «Худовандо! Агар дар
ин ҷо мебудӣ, бародарам намемурд. 22 «Лекин
ҳоло низ медонам, ки ҳар чи аз Худо талаб
кунӣ, Худо онро ба Ту хоҳад дод». 23 Исо ба
вай гуфт: «Бародари ту эҳьё хоҳад шуд». 24
Марто ба Ӯ гуфт: «Медонам, ки дар қиёмат,

дар рӯзи вопасин эҳьё хоҳад шуд». 25 Исо ба вай гуфт: «Ман киёмат ва ҳает ҳастам; ҳар кй ба Ман имон оварад, агар бимирад ҳам, зинда хоҳад шуд; 26 «Ва ҳар кӣ зинда бошад ва ба Ман имон оварад, то абад наҳоҳад мурд. Оё ба ин имон дорй?» 27 Ба Ӯ гуфт: «Оре, Худовандо! Ман имон дорам, ки Ту Масеҳ Писари Худо ҳастӣ, Он Шахс, ки ба ҷаҳон меояд». 28 Чун инро гуфт, рафта ҳоҳари худ Марьямро пинҳонӣ ҳонд ва гуфт: «Ӯстод ин ҷост ва туро металабад». 29 Инро пгунида, вай зуд барҳост ва назди Ӯ омад. 30 Исо ҳанӯз ба деҳа ворид нашуда буд, балки дар ҳамон ҷое буд, ки Марто Ӯро пешвоз гирифт. 31 Яҳудиёне ки дар хона бо вай буданд ва тасаллӣ медоданд, чун диданд, ки Марьям зуд бархоста, берун рафт, аз паи паЙ равона шуданд, ба гумони он ки ба сари қабр меравад, то ки дар он ҷо гирья кунад. 32 Чун Марьям ба он ҷое ки Исо буд, омад, Ӯро дида, ба пойҳои Ӯ афтод ва гуфт: «Агар дар ин ҷо мебудӣ, бародарам намемурд». 33 Исо, вақте ки вайро ашкрезон ва яҳудиёни бо вай омадаро низ гирьён дид, аз дил оҳи аламноке кашид ва музтариб шуд, 34 Ва гуфт: «Вайро куҷо гузоштаед?» Ба Ӯ гуфтанд: «Худовандо! Бие

ва бубин». 35 Исо гирья кард. 36 Яҳудиён
гуфтанд: «Бингаред, чӣ қадар вайро дӯст
медошт!» 37 Баъзе аз онҳо гуфтанд «Оё Ин
Шахс, ки чашмоникӯрро боз кард,
наметавонист амале бикунад, то ки ин ҳам
намирад?» 38 Исо, дар ҳолате ки аз дил оҳ
мекашид, ба сари қабр омад; ва он як ғоре буд,
ки санге бар даҳанаш гузошта буданд. 39 Исо
гуфт: «Сангро бардоред». Марто, хоҳари
мурда, ба Ӯ гуфт: «Худовандо! Аллакай
бадбуй шудааст; зеро ки чор рӯз боз дар ин
ҷост». 40 Исо ба вай гуфт: «Оё ба ту нагуфтам,
ки агар имон оварй, ҷалоли Худоро хоҳй дид?»
41 Пас сангро аз он ҷое ки мурда гузошта
шуда буд, бардоштанд. Исо чашмони Худро
сӯи осмон боло карда, гуфт: «Эй Падар! Туро
шукр мекунам, ки сухани Маро шунидӣ; 42
«Ва Ман медонистам, ки ҳамеша сухани Маро
мешунавӣ; лекин барои мардуме ки дар ин ҷо
истодаанд, гуфтам, то имон оваранд, ки Ту
Маро фиристодаӣ». 43 Чун инро гуфт,бо овози
баланд нидо кард: «Эй Лаъзор, берун о!» 44
Ва мурда, ки дастҳо ва поҳояш ба кафан
печида ва рӯяш бо рӯймоле пӯшида буд, берун
омад. Исо ба онҳо гуфт: «Вайро воз кунед ва
бигзоред биравад». 45 Бисьёре аз яҳудиён, ки

бо Марьям омада буданд, чун амали Исоро диданд,ба Ӯ имон оварданд; 46 Лекин баъзе аз онҳо назди фарисиён рафта, он чи Исо карда буд, ба онҳо гуфтанд.  47. Саркохинон ва фарисиен дар шӯрои пирон ҷамъ омаданд ва гуфтанд: «Чӣ бояд кард? Ин Шаҳс мӯъҷизоти зиёде нишон медиҳад; 48 «Агар Ӯро чунин вогузорем, ҳама ба Ӯ имон хоҳанд овард, ва румиён омада, кишвар ва қавми моро хоҳанд гирифт». 49 Яке аз онҳо, ки Қаёфо ном дошт ва дар он сол саркоҳин буд, гуфт: «Шумо чизе намедонед, 50 «Ва фикр ҳам намекунед, ки барои мо беҳтар аст агар як кас ба хотири қавм бимирад, ва тамоми қавм нобуд нашавад». 51 Лекин вай инро аз ҳуд нагуфт, балки, чун дар он сол саркоҳин буд, нубувват кард, ки Исо бояд.барои қавм бимирад, 52 Ва на танҳо барои қавм, балки низ барои он ки фарзандони Худоро, ки пароканда ҳастанд, якҷоя кунад. 53 Аз ҳамон рӯз маслиҳатро ба як ҷо монданд, ки Ӯро бикушанд. 54 Бинобар ин Исо дигар дар миёни яҳудиен ошкоро намегашт, балки аз он ҷо ба мавзее ки наздики биёбон буд, ба шаҳре ки Эфроим ном дошт, равона шуд ва бо шогирдони Худ дар он ҷо монд. 55 Чун иди фисҳи яҳудиён наздик шуд, мардуми бисьёре

аз ҳар тарафи мамлакат пеш аз фисҳ ба Ерусалим омаданд, то ки худро татҳир намоянд. 56 Ва онҳо дар ҷустуҷӯи Исо буданд ва дар маъбад истода, ба якдигар мегуфтанд: «Фикри шумо чист? Оё Ӯ ба ид намеояд?» 57 Лекин саркоҳинон ва фарисиён фармоне дода буданд, ки агар касе донад, ки Ӯ куҷост, бояд хабар диҳад, то ки Ӯро дастгир кунанд.

## Юҳанно 12

1. ШАШ рӯз пеш аз иди фисҳ Исо ба Байт-Ҳинӣ омад, ба он ҷое ки Лаъзори мурдаро аз мурдагон эҳьё карда буд. 2 Дар он ҷо барои Ӯтаоми шом ҳозир карданд, ва Марто хизмат мекард, ва Лаъзор яке аз онҳое буд, ки бо Ӯ бар сари суфра менишастанд. 3 Он гоҳ Марьям ратле аз равғани атрафшони сунбули холиси гаронбаҳо гирифта, пойҳои Исоро тадҳин кард ва пойҳои Ӯро бо мӯи худ хушконид; ва хона аз бӯи равғани атрафшон пур шуд. 4 Ва яке аз шогирдонаш, Яҳудо ибни Шимъӯни Исқарьют, ки мехост Ӯро таслим кунад, гуфт: 5 «Чаро ин равгани атрафшон ба сесад динор фурӯхта нашуд, то ки ба мискннон тақсим карда дода шавад?» 6 Ва

инро на аз барои он гуфт, ки гамхори
мискинон бошад, балки барои он ки дузд буд:
ҳамьёни пул дар дасташ буд, ва аз пуле ки дар
он меандоҳтанд, барои худ мегирифт. 7 Исо
гуфт: «Вайро ором гузор; вай инро барои рӯзи
дафни Ман саришта карда нигоҳ доштааст; 8
«Зеро ки мискинон ҳар вакт назди шумо
ҳастанд, лекин Ман ҳамеша бо шумо нестам».
9 Бисьёре аз яҳудиён чун хабар ёфтанд, ки Ӯ
дар он ҷост, омаданд, то ки на танҳо Исоро,
балки низ Лаъзорро, ки Ӯ аз мурдагон эҳьё
карда буд, бубинанд. 10 Он гоҳ саркоҳинон
қарор доданд, ки Лаъзорро низ бикушанд, 11
Чунки ба хотири вай бисьёре аз яҳудиён ба он
ҷо меомаданд ва ба Исо имон меоварданд.
12. Фардои он, мардуми бисьёре ки ба ид
омада буданд, чун шуниданд, ки Исо ба
Ерусалим меояд, 13 Шохаҳои дараҳти
хурморо ба даст гирифта, ба пешвози Ӯ
баромаданд ва фарьёд мекарданд: «Ҳӯшаъно!
Муборак аст Подшоҳи Исроил, ки ба исми
Худованд меояд!» 14. Ва Исо харкуррае ёфта,
бар он савор шуд, чунон ки навишта шудааст:
15 «Натарс, эй духтари Сион! Инак, Подшоҳи
ту бар куррае савор шуда, меояд». 16
Шогирдонаш аввал ин чизҳоро нафаҳмиданд,

лекин чун Исо ҷалол ёфт, он гоҳ ба хотир
оварданд, ки ин чизҳо дар бораи Ӯ навишта
шуда буд, ва ҳамчунон барои Ӯ ба ҷо оварда
шуд. 17 Ва мардуме ки бо Ӯ буданд, шаҳодат
доданд, ки Ӯ Лаъзорро аз қабр хонд ва аз
мурдагон эҳьё кард; 18 Ба ин сабаб низ
мардум ба пешвози Ӯ баромаданд, зеро
шунида буданд, ки Ӯ чунин мӯъҷиза нишон
додааст, 19 Лекин фарисиён ба якдигар
гуфтанд: «Оё мебинед, ки ҳеҷ фоида
намебаред? Инак, тамоми ҷаҳон аз паи Ӯ
меравад». 20 Дар байни онҳое ки дар ид барои
ибодат омада буданд, баъзе юнониҳо буданд;
21 Онҳо назди Филиштус, ки аз Байт-Сайдои
Ҷалил буд, омаданд ва илтимос намуда,
гуфтанд: «Эй оғо! Мо мехоҳем Исоро
бубинем», 22 Филиппус омада, ба Андриёс
гуфт; баъд Андриес ва Филиппус ба Исо
гуфтанд. 23. Исо дар ҷавоби онҳо гуфт:
«Соати он расидааст, ки Писари Одам ҷалол
ёбад. 24 «Ба ростӣ, ба ростӣ ба шумо мегӯям:
агар донаи гандум дар хок афтода, намирад,
фақат худаш боқӣ мемонад; лекин агар
бимирад, донаҳои фаровон меоварад. 25 «Касе
ки ҷони худро дӯст дорад, онро барбод
медиҳад; ва касе ки аз ҷони худ дар ин ҷаҳон

нафрат кунад, то ҳаёти ҷовидонӣ онро нигоҳ ҳоҳад дошт. 26 «Ҳар кӣ ба Ман хизмат мекунад, бояд Маро пайравӣ намояд; ва ҳар куҷо ки бошам, ходими Ман низ он ҷо хоҳад буд; ва ҳар кй ба Ман хизмат мекунад, Падар вайро мӯҳтарам хоҳад дошт. 27 «Алҳол ҷони Ман дар изтироб аст; чӣ бигӯям? Эй Падар! Маро аз ин соат раҳо намо! Аммо маҳз барои ҳамин соат Ман омадаам. 28 «Эй Падар! Исми Худро ҷалол деҳ». Дарҳол садое аз осмон дарраcид: «Ҷалол додаам ва боз ҷалол ҳоҳам дод». 29 Мардуме ки дар он ҷо истода буданд, инро шунида, гуфтанд: «Раъд ғуррид». Дигарон гуфтанд: «Фариштае бо Ӯ сухан гуфт». 30 Исо дар ҷавоб гуфт: «Ин садо на аз барои Ман, балки барои шумо омад; 31 «Алҳол доварӣ бар ин ҷаҳон аст; алҳол мири ин Цаҳон бадар ронда мешавад; 32 «Ва ҳангоме ки Ман аз замин боло бурда мешавам, ҳамаро сӯи Худ хоҳам кашид». 33 Инро гуфт, то ишорат кунад, ки бо чӣ гуна марг Ӯ бояд бимирад.   34. Мардум дар ҷавоби Ӯ гуфтанд: «Мо аз Таврот шунидаем, ки Масеҳ то абад боқӣ хоҳад монд; пас чӣ сон мегӯӣ, ки Писари Одам бояд боло бурда шавад? Ин Писари Одам кист?» 35 Исо ба онҳо гуфт: «Боз

муддати кӯтоҳе нур бо шумост; то даме ки нур
бо шумост, роҳ равед, то ки зулмот шуморо
фаро нагирад, ва касе ки дар торикӣ роҳ
меравад, намедонад, ки куҷо меравад; 36 «То
даме ки нур бо шумост, ба нур имон оваред, то
ки писарони нур гардед». Ин суханонро гуфта,
Исо аз пеши онҳо рафт ва пинҳон шуд. 37 Бо
вуҷуди мӯъҷизоти бисьёре ки дар пеши
назарашон нишон дод, онҳо ба Ӯ имон
наоварданд, 38 То сухани Ишаъёи набй ба
амал ояд, ки гуфта буд: «Худовандо! Кӣ ба
пайғоми мо бовар кард, ва бозуи Худованд ба
кй ошкор гардид?» 39 Бинобар ин
натавонистанд имон оваранд, чунон ки Ишаъё
боз гуфтааст: 40 «Чашмони онҳоро нобино ва
дилҳои онҳоро сахт гардондааст, то бо
чашмони худ набинанд ва бо дилҳои худ
нафаҳманд ва руҷӯъ накунанд, то ки Ман
онҳоро шифо диҳам». 41 Чунин гуфт Ишаъё,
ҳангоме ки ҷалоли Ӯро дид ва дар бораи Ӯ
сухан ронд. 42 Бо вуҷ>!ди ин бисьёре аз
сардорон низ баӮ имон оварданд, аммо аз
тарси фарисиён икрор накарданд, ки мабодо аз
куништ ронда шаванд; 43 Зеро ки ҷалоли
мардумро бештар аз ҷалоли Худо дӯст
медоштанд.  44. Лекин Исо нидо карда, гуфт:

«Ҳар кӣ ба Ман имон оварад, ба Ман не, балки ба Фиристандаи Ман имон овардааст;
45 «Ва ҳар кӣ Маро бинад, Фиристандаи Маро дидааст. 46 «Ман нур ҳастам, ки ба ҷаҳон омадаам, то ҳар кӣ ба Ман имон оварад, дар торикӣ намонад. 47 «Ва агар касе суҳанони Маро шунида, риоят накунад, Ман бар вай доварӣ нахоҳам кард: зеро наомадаам, ки бар ҷаҳон доварӣ кунам, балки ҷаҳонро наҷот баҳшам. 48 «Ҳар кӣ Маро рад карда, суханонамро кабул накунад, доваре бар худ дорад: каломе ки гуфтам, дар рӯзи вопасин бар вай доварӣ хоҳад кард; 49 «Зеро ки Ман аз Худ нагуфтаам, балки Падаре ки Маро фиристод, ба Ман ҳукм дод, ки чӣ бигӯям ва чй гуна сухан ронам; 50 «Ва Ман медонам, ки ҳукми Ӯ ҳаёти ҷовидонист. Пас, он чи Ман мегӯям, хамон аст, ки Падар фармудааст, то бигӯям».

## Юҳанно 13

1. ПЕШ аз иди фисҳ, чун Исо донист, ки соати Ӯ расидааст, то ки аз ин ҷаҳон назди Падар биравад, Ӯ, ки мансубони Худро дар ин ҷаҳон дӯст медошт, онҳоро то ба охир дӯст дошт. 2

Ва дар вакти таоми шом, ки иблис қасде дар
дили Яҳудо ибни Шимъӯни Исқарьют андохта
буд, ки Ӯро таслим кунад, 3 Ва Исо медонист,
ки Падар ҳама чизро ба дасти Ӯ додааст, ва Ӯ
аз ҷониби Худо омада буд ва ба сӯи Худо
меравад, 4 Аз сари суфра бархоста, либоси
Худро кашид ва дастмоле гирифта, ба камар
баст; 5 Баъд аз он ба тағорае об рехта, ба
шустани пойҳои шогирдонаш ва хушконидани
онҳо бо дастмоле ки ба камараш баста буд,
шурӯъ намуд. 6 Чун назди Шимъӯни Петрус
омад, вай гуфт: «Худовандо! Ту пойҳои маро
мешӯӣ?» 7 Исо дар ҷавоби вай гуфт: «Он чи
Ман мекунам, алҳол намедонӣ, лекин баъд
хоҳӣ фаҳмид». 8 Петрус ба Ӯгуфт: «Пойҳои
маро ҳаргиз нахоҳӣ шуст». Исо ба вай ҷавоб
дод: «Агар туро нашӯям, туро бо Ман ҳиссае
нест». 9 Шимъӯни Петрус ба Ӯ гуфт:
«Худовандо! На танҳо пойҳои маро, балки низ
дастҳо ва сари маро бишӯӣ». 10 Исо ба вай
гуфт: «Касе ки ғусл кардааст, фақат ба
шустани пойҳояш эҳтиёҷ дорад, чунки вай
тамоман пок аст; ва шумо пок ҳастед, лекин на
ҳама». 11 Зеро ки таслимкунандаи Худро
медонист, бинобар ин гуфт: «На ҳама пок
ҳастед». 12 Чун пойҳои онҳоро шуст, либоси

Худро пӯшида, боз нишаст ва ба онҳо гуфт:
«Оё медонед, ки барои шумо чӣ кардам? 13
«Шумо Маро Ӯстод ва Худованд мегӯед ва
рост мегӯед, зеро ки Ман чунин ҳастам. 14
«Пас, агар Ман, ки Ӯстод ва Худованд ҳастам,
пойҳои шуморо шустаам, шумо ҳам бояд
пойҳои якдигарро бишӯед: 15 «Зеро ба шумо
намунае нишон додам, то, чунон ки Ман бо
шумо кардам, шумо низ бикунед. 16 «Ба
ростӣ, ба ростӣ ба шумо мегӯям: ғулом
бузургтар аз оғои худ нест, ва расул бузургтар
аз фиристандаи худ нест. 17 «Ҳар гоҳ инро
донистед» хушо шумо, агар инро ба амал
оваред. 18 «Дар бораи ҳамаи шумо намегӯям:
онҳоеро, ки баргузидаам, медонам. Лекин ин
Навишта бояд ба амал ояд: "Он ки бо Ман нон
мехӯрад, пошнаи худро бар Ман баланд
кардааст". 19 «Алҳол, пеш аз вуқӯъ, ба шумо
мегӯям, то ки ҳангоми воқеъ шуданаш бовар
кунед, ки ин Ман ҳастам. 20 «Ба ростӣ, ба
ростӣ ба шумо мегӯям: ҳар кӣ фиристодаи
Маро қабул кунад, Маро қабул мекунад; ва ҳар
кӣ Маро қабул кунад, Фиристандаи Маро
қабул мекунад». 21. Чун Исо инро гуфт, дар
рӯҳ музтариб шуд, ва шаҳодат дода, гуфт: «Ба
ростӣ, ба ростӣ ба шумо мегӯям, ки яке аз

шумо Маро таслим хоҳад кард». 22 Шогирдон
ба якдигар нигоҳ карда» дар ҳайрат шуданд,
ки инро дар бораи кӣ мегӯяд. 23 Яке аз
шогирдонаш буд, ки бар сандуқи синаи Исо
такья мезац: Исо вайро дӯст медошт; 24
Шимъӯни Петрус ба вай кшорат кард, то
бипурсад: он кист, ки дар ҳаққаш чунин гуфт.
25 Вай ҳамчунон бар сандуқи синаи Исо такья
зада, пурсид: «Худовандо! Он кист?» 26 Исо
ҷавоб дод: Юн аст, ки луқмаи нонро ғӯтонда
ба вай медиҳам». Ва луқмаро гӯтонда, ба
Яҳудо ибни Шимъӯни Исқарьют дод. 27 Пас
аз он ки луқмаро гирифт, шайтон дар вай
дохил шуд. Он гоҳ Исо ба вай гуфт: «Он чи
мекунӣ, ба зудӣ бикун». 28 Лекин аз
нишастагон ҳеҷ кас нафаҳмид, ки чаро ба вай
чунин гуфт. 29 Баъзеҳо гумон карданд, ки чун
ҳамьён дар дасти Яҳудост, Исо ба вай фармуд,
ки ҳар чи барои ид ба мо лозим аст, харид
кунад ё ки чизе ба мискинон бидиҳад. 30 Вай
луқмаро гирифта, дарҳол берун рафт; ва шаб
буд.  31. Чун вай берун рафт, Исо гуфт: «Алҳол
Писари Одам ҷалол ёфт, ва Худо дар Ӯ ҷалол
ёфт; 32 «Агар Худо дар Ӯ ҷалол ёфт, Худо низ
Ӯро дар Худ ҷалол хоҳад дод, ва ба зудӣ Ӯро
ҷалол хоҳад дод. 33 «Эй фарзандон! Боз

муддати каме бо шумо ҳастам: шумо Маро ҷустуҷӯ хоҳед кард, ва чунон ки ба яҳудиён гуфтам, акнун ба шумо низ мегӯям: ба он ҷое ки Ман меравам, шумо наметовонед биёед.
34. «Ба шумо ҳукми тозае медиҳам, ки якдигарро дӯст доред; чунон ки Ман шуморо дӯст доштам, шумо низ якдигарро дӯст доред.
35 «Аз рӯи ҳамин ҳама хоҳанд донист, ки шогирдони Ман ҳастед, агар якдигарро дӯст
доред». 36. Щимъӯни Петрус ба Ӯ гуфт:
«Худовандо! Куҷо меравӣ?» Исо ба вай ҷавоб дод: «Ба он ҷое ки Ман меравам, алҳол наметавонӣ аз ақиби Ман биёӣ, лекин баъд аз
он аз акиби Ман хоҳӣ омад». 37 Петрус ба Ӯ
гуфт: «Худовандо! Чаро алҳол аз ақиби Ту наметавонам биёям? Ҷони худро барои Ту
фидо хоҳам кард». 38 Исо ба вай ҷавоб дод: «Ҷони худро барои Ман фидо хоҳӣ кард? Ба ростй, ба ростӣ ба ту мегӯям: пеш аз он ки хурӯс бонг занад, Маро се бор инкор хоҳй кард».

**Юҳанно 14**

1. «ДИЛИ шумо музтариб нашавад; ба Худо имон оваред, ба Ман низ имон оваред. 2 «Дар

хонаи Падари Ман иқоматгоҳ бисьёр аст; ва агар чунин намебуд, магар ба шумо мегуфтам: "Меравам, то ки барои шумо ҷой тайёр кунам"? 3 «Ва ҳангоме ки биравам ва барои шумо ҷой тайёр кунам, боз омада, шуморо бо Худ мебарам, то дар он ҷое ки Мап ҳастам, шумо низ бошед. 4 «Ҷое ки Ман меравам, шумо онро медонед, роҳро низ медонед». 5 Тумо баЎгуфт: «Худовандо! Намедонем, ки Ту куҷо меравӣ; пас чй гуна метавонем роҳро донем?» 6 Исо ба вай гуфт: «Ман роҳ ва ростӣ ва ҳаёт ҳастам; касе наметавонад назди Падар ояд, магар ин ки ба василаи Ман; 7 «Агар Маро мешиноҳтед, Падари Маро низ мешинохтед; ва аз ҳамин дам Ӯро мешиносед ва Ӯро дидаед». 8 Филиппус ба Ӯ гуфт: «Худовандо! Падарро ба мо нишон деҳ, ва ин барои мо кофист». 9 Исо ба вай гуфт: «Ин қадар вақт Ман бо шумо будам, ва ту Маро нашинохтӣ, Филиппус? Ҳар кӣ Маро бинад, Падарро дидааст; пас чӣ тавр мегӯӣ: "Падарро ба мо нишон деҳ"? 10 «Оё бовар намекуни, ки Ман дар Падар ҳастам, ва Падар дар Ман? Суханоне ки Ман ба шумо мегӯям, аз Худ намегӯям; Падаре ки дар Ман сокин аст, Ӯ ин аъмолро мекунад. 11 «Ба Ман имон оваред, ки

Ман дар Падар ҳастам, ва Падар дар Ман; вагар на, ба хотири он аъмол ба Ман имон оваред.  12. «Ба ростӣ, ба ростӣ ба шумо мегӯям: ҳар кй ба Ман имон оварад, аъмолеро, ки Ман мекунам, вай низ хоҳад кард ва ҳатто бузургтар аз он ҳам хоҳад кард, зеро ки Ман назди Падар меравам. 13 «Ва ҳар чиро, ки ба исми Ман биталабед, ба ҷо хоҳам овард, то ки Падар дар Писар ҷалол ёбад; 14 «Агар чизе ба исми Ман биталабед, Ман онро ба ҷо хоҳам овард. 15 «Агар Маро дӯст доред, аҳкоми Маро риоя хоҳед кард.  16. «Ва Ман аз Падар илтимос ҳоҳам кард, ва Ӯ ба шумо Пуштибони дигаре ато хоҳад кард, то ки ҳамеша бо шумо бимонад, 17 «Яъне Рӯҳи ростӣ, ки ҷаҳон наметавонад Ӯро бииазирад, зеро ки Ӯро намебинад ва намешиносад; лекин шумо Ӯро мешиносед, зеро ки Ӯ бо шумо мемонад ва дар шумо хоҳад буд. 18 «Шуморо ятим намегузорам; назди шумо меоям. 19 «Пас аз андак муддате ҷаҳон дигар Маро нахоҳад дид; лекин шумо Маро хоҳед дид, ва азбаски Ман зиндаам, шумо низ хоҳед зист. 20 «Дар он рӯз шумо хоҳед донист, ки Ман дар Падар ҳастам, ва шумо дар Ман, ва Ман дар шумо. 21 «Ҳар кӣ аҳкоми Маро дорад

ва риоят кунад, вай касест, ки Маро дӯст медорад; ва ҳар кӣ Маро дӯст дорад, Падари Ман вайро дӯст ҳоҳад дошт, ва Ман ваиро дӯст ҳоҳам дошт ва Худро ба вай зоҳир хоҳам сохт». 22 Яхудо, на он Яҳудои Исқарьют, ба ӯ гуфт: «Худовандо! Ин чист, ки Ту мехоҳӣ Худро ба мо зоҳир созӣ ва на ба ҷаҳон?» 23 Исо дар ҷавоби вай гуфт: «Ҳар кӣ Маро дӯст дорад, каломи Маро риоя хоҳад кард; ва Шдари Ман вайро дӯст хоҳад дошт, ва Мо назди вай омада, бо вай маскан хоҳем гирифт. 24 «Касе ки Маро дӯст надорад, суханони Маро риоят намекунад; ва каломе ки мешунавед, аз они Ман нест, балки аз они Падарест, ки Маро фиристод. 25. «Ин суханонро ба шумо гуфтам, вақте ки бо шумо будам. 26 «Лекин Пуштибон, яъне Рӯҳулкудс, ки Падар Ӯро ба исми Ман хоҳад фиристод, ҳама чизро ба шумо таълим хоҳад дод ва ҳар чиро, ки ба шумо гуфтам, ба ёди шумо хоҳад овард. 27. «Осоиштагиро ба шумо боқӣ мегузорам, осоиштагии Худро ба шумо медиҳам: на ончунон ки ҷаҳон медиҳад, Ман ба. шумо медиҳам. Дили шумо музтариб нашавад ва ҳаросон набошад. 28 «Шунидед, ки ба шумо гуфтам: "Меравам ва назди шумо

бармегардам". Агар Маро дӯст медоштед, шод мешудед, ки гуфтам: "Назди Падар меравам"; зеро ки Падар аз Ман бузургтар аст. 29 «Ва инак, пеш аз вукуъ ба шумо гуфтам, то ки дар вақти воқеъ шуданаш имон оваред. 30 «Баъд аз ин ба шумо бисьёр гуфтугӯ нахоҳам кард, зеро ки мири ин ҷаҳон меояд, ва дар Ман вай чизе надорад. 31 «Лекин, то ҷаҳон бидонад, ки Ман Падарро дӯст медорам, чунон ки Падар ба Ман ҳукм кард, амал мекунам: бархезед, аз ин ҷо биравем.

## Юҳанно 15

1. «МАН Токи ҳақиқӣ ҳастам, ва Падари Ман Токдор аст; 2 «Ҳар навдаеро, ки дар Ман мева наоварад, Ӯ бурида мепартояд; ва онро, ки мева меоварад, пок месозад, то ки бештар мева оварад. 3 «Шумо алҳол ба воситаи каломе ки ба шумо гуфтам, пок ҳастед. 4 «Дар Ман бимонед, ва Ман дар шумо. Чӣ тавре ки навда наметавонад худ аз худ мева диҳад, агар дар ток намонад, ҳамчунин шумо низ, агар дар Ман намонед. 5 «Ман Ток ҳастам, ва шумо навдаҳо; касе ки дар Ман бимонад, ва Ман дар вай, меваи фаровон меоварад; зеро ки бе Ман

ҳеҷ коре наметавонед кунед. 6 «Касе ки дар Ман намонад, чун навдае бурида мешавад ва мехушкад; ва чунин навдаҳоро гирд оварда, ба оташ меаидозанд, ва онҳо месӯзанд. 7 «Агар дар Ман бимонед, ва сухани Ман дар шумо бимонад, ҳар чи мехоҳед, талаб кунед, ва он ба шумо дода хоҳад шуд. 8 «Ҷалоли Падари Ман дар ин аст, ки шумо меваи фаровон оваред, ва шогирдони Ман хоҳед буд. 9. «Чунон ки Падар Маро дӯст доштааст, Ман низ шуморо дӯст доштаам; дар муҳаббати Ман бимонед. 10 «Агар аҳкоми Маро риоят кунед, дар муҳаббати Ман хоҳед монд, чунон ки Ман аҳкоми Падари Худро риоят кардам, ва дар муҳаббати Ӯ мемонам. 11 «Инро ба шумо гуфтаам, то ки шодии Ман дар шумо бимонад ва шодии шумо комил бошад. 12 «Хукми Ман ин аст, ки якдигарро дӯст доред, чунон ки Ман шуморо дӯст доштам. 13 «Касе муҳаббати бузургтар аз ин надорад, ки ҷони худро барои дӯстони худ фидо кунад. 14 «Шумо дӯстони Ман ҳастед, агар аҳкоми Маро ба ҷо оваред. 15 «Дигар шуморо банда намехонам, зеро ки банда намедонад оғояш чӣ мекунад; лекин шуморр дӯст хондаам, чунки ҳар чи аз Падар шунидаам, ба шумо баён кардам. 16 «На шумо

Маро баргузидаед, балки Ман шуморо баргузидаам ва шуморо таъин кардам, ки шумо бираведва мева оваред, ва меваи шумо бимонад, то ки ҳар чи аз Падар ба исми Ман талаб кунед, ба шумо ато кунад. 17 «Ин чизҳоро ба шумо ҳукм мекунам, то ки якдигарро дӯст доред. 18. «Агар ҷаҳон аз шумо нафрат кунад, бидонед, ки пеш аз шумо аз Ман нафрат кардааст. 19 «Агар шумо аз ҷаҳои мебудед, ҷаҳон мансубони худро дӯст медошт; лекин азбаски шумо аз ҷаҳон нестед, балки Ман шуморо аз ҷаҳон баргузидаам, аз ин сабаб ҷаҳон аз шумо нафрат мекунад. 20 «Каломеро, ки ба шумо гуфтам, дар хотир нигоҳ доред: "Ғулом бузургтар аз оғои худ нест". Агар Маро таъкиб карданд, шуморо низ таъқиб хоҳанд кард; агар каломи Маро риоя карданд, каломи шуморо низ риоя хоҳанд кард; 21 «Лекин хамаи инро барои исми Ман ба шумо хоҳанд кард, чунки Фиристандаи Маро намешиносанд. 22 «Агар Ман намеомадам ва ба онҳо сухан намегуфтам, гуноҳе намедоштанд; лекин акнун барои гуноҳи худ узре надоранд. 23 «Ҳар кӣ аз Ман нафрат кунад, аз Падари Ман низ нафрат мекунад. 24 «Агар дар миёни онҳо аъмолеро

намекардам, ки дигаре ҳаргиз накардааст, гуноҳе намедоштанд; лекин акнун он аъмолро дида, ҳам аз Ман ва ҳам аз Падари Ман нафрат кардаанд, 25 «То ба амал ояд каломе ки дар Тавроташон навишта шудааст: "Бе сабаб аз Ман нафрат доранд". 26. «Лекин чун Пуштибон, ки Ӯро аз ҷониби Падар назди шумо мефиристам, биёяд, яъне Рӯҳи ростӣ, ки аз Падар содир мегардад, Ӯ бар Ман шаҳодат хоҳад доц; 27 «Ва шумо низ шаҳодат хоҳед дод, зеро ки аз иотидо бо Ман будаед».

## Юҳанно 16

1. «ИНРО ба шумо гуфтам, то ки ба васваса наафтед. 2 «Шуморо аз куништҳо хоҳанд ронд; ва ҳатто соате мерасад, ки ҳар кӣ шуморо бикушад, гумон кунад, ки хизмате ба Худо мекунад. 3 «Ва ин корҳоро бо шумо ҳоҳанд кард, чунки на Падарро шинохтанд ва на Маро. 4 «Лекин инро ба шумо барои он гуфтам, ки ҳангоми расидани он соат ба ёд оваред, ки Ман ба шумо гуфтаам ва инро аз аввал ба шумо нагуфтам, зеро ки бо шумо будам. 5 «Аммо акнун Ман назди Фиристандаи Худмеравам, ва касе аз байни

шумо аз Ман намепурсад: "Куҷо меравӣ?" 6 «Вале чун инро ба шумо гуфтам, дили шумо пур аз ғам шуд.  7. «Лекин ба шумо рост мегӯям: рафтани Ман барои шумо беҳтар аст; зеро ки агар Ман наравам, Пуштибон назди щумо нахоҳад омад; ва агар биравам, Ӯро назди шумо мефиристам, 8 «Ва чун Ӯ ояд, ҷаҳонро бар гуноҳ ва бар адолат ва бар доварӣ мулзам ҳоҳад кард. 9 «Бар гуноҳ, зеро ки ба Ман имон намеоваранд; 10 «Бар адолат, зеро ки назди Падари Худ меравам, ва дигар Маро наҳоҳед дид; 11 «Бар доварӣ, зеро ки мири ин ҷаҳон маҳкум шудааст. 12 «Боз бисьёр чизҳои дигар дорам, ки ба шумо бигӯям, лекин шумо алҳол онҳоро наметавонед бардоред. 13 «Лекин чун Ӯ, яъне Рӯҳи ростӣ ояд, шуморо батамоми ростӣ раҳнамой ҳоҳад кард; зеро ки аз Худ нахоҳад гуфт, балки ҳар чи мешунавад, онро хоҳад гуфт, ва аз воқеоти оянда ба шумо ҳабар хоҳад дод. 14 «Ӯ Маро ҷалол хоҳад дод, чунки аз он чи аз они Ман аст, гирифта, ба шумо ҳабар ҳоҳад дод. 15 «Ҳар он чи Падар дорад, аз они Ман аст; бинобар ин гуфтам: аз он чи аз они Ман аст, гирифта, ба шумо хабар хоҳад дод.  16. «Дере нагузашта Маро нахоҳед дид, ва боз дере нагузашта Маро ҳоҳед дид;

зеро ки Ман назди Падар меравам». 17 Баъзе аз шогирдонаш ба якдигар гуфтанд: «Чист, ки Ӯ ба мо мегӯяд: "Дере нагузашта Маро нахоҳед дид, ва боз дере нагузашта Маро ҳоҳед дид" ва: "Ман назди Падар меравам"?» 18 Ва онҳо гуфтанд: «Ин чист, ки Ӯ мегӯяд: "Дере нагузашта"? Намедонем, чӣ мегӯяд». 19 Исо чун донист, ки мехоҳанд аз Ӯ бипурсанд, ба онҳо гуфт: Юё ба якдигар дар ин хусус савол медиҳед, ки Ман гуфтам: "Дере нагузашта Маро нахоҳед дид, ва боз дере нагузашта Маро хоҳед дид"? 20 «Ба ростй, ба ростӣ ба шумо мегӯям: шумо гирья ва нола хоҳед кард, лекин ҷаҳон шод ҳоҳад шуд; шумо ғамгин хоҳед шуд, лекин ғами шумо ба шодй мубаддал ҳоҳад шуд. 21 «Зан ҳангоми зоидан ғамгин аст, чунки соати вай расидааст; лекин чун кӯдакро зоид, ғамашро фаромӯш мекунад ба сабаби шодии он ки одаме дар ҷаҳон таваллуд ёфт. 22 «Шумо низ алҳол ғамгин ҳастед; лекин боз шуморо хоҳам дид, ва дили шумо шод хоҳад шуд, ва ҳеҷ кас наметавонад он шодиро аз шумо бигирад,  23. «Ва дар он рӯз аз Ман чизе нахоҳед пурсид. Ба ростӣ, ба ростӣ ба шумо мегӯям: ҳар он чи аз Падар ба исми Ман талаб кунед, ба щумо ато хоҳад

кард. 24 «То кунун ба исми Ман чизе талаб накардаед; талаб кунед, то бигиред, ва шодии шумо комил гардад. 25 «Ин чизҳоро бо масалҳо ба шумо гуфтам; лекин соате мерасад, ки дигар ба шумо бо масалҳо ҳарф намезанам, балки аз Падар ба шумо кушоду равшан хабар хоҳам дод. 26 «Дар он рӯз ба исми Ман талаб хоҳед кард, ва Ман ба шумо намегӯям, ки аз Пацар барои шумо илтимос хоҳам кард: 27 «Зеро ки Худи Падар шуморо дӯст медорад, чунки шумо Маро дӯст доштаед ва шумо имон овардаед, ки Ман аз ҷониби Худо омадаам. 28 «Ман аз ҷониби Падар омадам ва ба ҷаҳон ворид шудам; боз ҷаҳонро тарк мекунам ва назди Падар меравам». 29 Шогирдонаш 6а Ӯ гуфтанд: «Инак акнун кушоду равшан сухан мегӯй, на бо масалҳо; 30 яАкнун донистем, ки Ту ҳама чизро медонӣ, ва ҳоҷат нест, ки касе аз Ту чизе бипурсад; аз ин рӯ имон меоварем, ки Ту аз ҷониби Худо омадай». 31 Исо ба онҳо ҷавоб дод: «Алҳол имон меоваред? 32 «Ияак, соате мерасал, ва аллакай расидааст, ки шумо парокаяда шуда, ҳар яке сӯи хонаи худ меравед ва Маро танҳо мегузорец; лекин Ман тачҳо несаам, зеро ки Падар бо Ман аст. 33 «Ин чизҳоро ба шумо гуфтам, то ки дар Ман

осоиштагӣ дошта бошед. Дар ҷаҳон ғаму кулфат хоҳед дошт; лекин далер бошед: Ман бар ҷаҳон ғолиб шудаам».

## Юҳанно 17

1. ИСО, чун инро гуфт, чашмони Худро сӯи осмон боло карда, гуфт: «Эй Падар! Соат расидааст: Писари Худро ҷалол деҳ, то ки Писарат низ Туро ҷалол диҳад. 2 «Зеро ки Ӯро
бар тамоми башар қудрат додай, то ки ба ҳар кӣ Ту ба Ӯ бахшидаӣ, ҳаёти ҷовидонй бидиҳад: 3 «Ва ҳаёти ҷовидонӣ ин аст, ки Туро, ки Худои ягонаи ҳақиқй ҳастй, ва Исои Масеҳро, ки фиристодй, бишносанд. 4 «Ман
Туро дар рӯи замин ҷалол додам ва кореро, ки ба Ман супурда будӣ, то бикунам, ба анҷом расондам; 5 «Ва акнун Ту, эй Падар, Маро назди Худ ҷалол деҳ ба ҳамон ҷалоле ки пеш аз ҳастии олам назди Ту доштам. 6. «Исми
Туро ба одамоне ки аз ҷаҳон ба Ман ато кардй, шиносондам; онҳо аз они Ту буданд, ва Ту онҳоро ба Ман ато кардй, ва онҳо каломи Туро риоят кардаанд; 7 «Ва акнун донистанд, ки ҳар
он чи ба Ман додаӣ, аз ҷониби Туст; 8 «Зеро
каломеро, ки ба Ман додй, ба онҳо супурдам,

ва онҳо қабул карданд ва ҳақиқатая донистанд, ки Ман аз ҷониби Ту омадаам, ва имон оварданд, ки Ту Маро фиристодаӣ. 9 «Ман барои онҳо илтимос мекунам: на барои ҷаҳон, балки барои онҳое ки Ту ба Ман додаӣ, зеро ки онҳо аз они Ту мебошанд; 10 «Ва он чи аз они Ман аст, аз они Туст, ва он чи аз они Туст, аз они Ман аст; ва Ман дар онҳо ҷалол ёфтаам. 11 «Ман дитар дар ҷаҳон нестам, лекин онҳо дар ҷаҳон ҳастанд, ва Ман назди Ту меоям. Эй Падари Муқаддас! Инҳоро, ки ба Ман додаӣ, ба исми Худ нигоҳ дор, то ки як бошанд, чунон ки Мо ҳастем. 12 «Вақте ки бо онҳо дар ҷаҳон будам, онҳоро ба исми Ту нигоҳ доштам; онҳоеро, ки Ту ба Ман додӣ, нигаҳбонӣ кардам, ва ҳеҷ яке аз онҳо ҳалок нашуд, ҷуз аз писари ҳалокат, то ки Навишта ба амал ояд. 13 «Вале акнун назди Ту меоям, ва инро дар ҷаҳон мегӯям, то ки шодии Ман дар онҳо комил бошад. 14 «Ман каломи Туро ба онҳо супурдам, ва ҷаҳон аз онҳо нафрат кард, чунки онҳо аз ҷаҳон нестанд, чунон ки Ман низ аз ҷаҳон нестам. 15 «Илтимос намекунам, ки Ту онҳоро аз ҷаҳон бибарй, балки онҳоро аз шарорат муҳофизат намой; 16 «Онҳо аз ҷаҳон нестанд, чунон ки Ман низ аз

ҷаҳон нестам. 17 «Онҳоро бо ростии Худ тақдис кун: каломи Ту ростист. 18 «Чунон ки Ту Маро ба ҷаҳон фиристодӣ, Ман низ онҳоро ба ҷаҳон фиристодам; 19 «Ва Худро барои онҳо тақдис мекунам, то ки онҳо низ бо ростӣ тақдис карда шаванд.  20. «Танҳо барои онҳо илтимос намекунам, балки низ барои касоне ки ба василаи каломи онҳо ба Ман имон хоҳанд овард: 21 «То ки ҳама як бошанд; чунон ки Ту, эй Падар, дар Ман ҳастӣ ва Ман дар Ту, онҳо низ дар Мо як бошанд, - то ҷаҳон имон оварад, ки Ту Маро фиристодӣ. 22 «Ва Ман ҷалолеро, ки ба Ман додаӣ, ба онҳо додаам: то ки як бошанд, чунон ки Мо як ҳастем. 23 «Ман дар онҳо ҳастам, ва Ту дар Ман; то ки онҳо дар ягонагӣ комил бошанд, ва ҷаҳон бидонад, ки Ту Маро фиристодӣ ва онҳоро дӯст доштӣ, чунон ки Маро дӯст доштӣ. 24 «Эй Падар! Мехоҳам онҳое ки ба Ман додай, дар он ҷое ки мебошам, бо Ман бошанд, то ҷалоли Маро, ки ба Ман додай, бубинанд, чунки Маро пеш аз таъсиси ҷаҳоп дӯст доштӣ. 25 «Эй Падари Одил! Ҷаҳон Туро нашиноҳт; Лекин Ман Туро шинохтам, ва инҳо донистанд, ки Ту Маро фиристодӣ; 26 «Ва Ман ба онҳо исми Туро шиносондам ва

боз ҳам хоҳам шиносонид, то он муҳаббате ки Ту ба Ман дорӣ, дар онҳо бошад, ва Ман низ дар онҳо бошам».

## Юҳанно 18

1. ЧӮН Исо инро гуфт, бо шогирдони Худ ба
он тарафи водии Қидрӯн рафт, ки дар он ҷо
боғе буд, ва Ӯ ва шогирдонаш ба он
даромаданд.  2 Ва Яҳудои таслимкунандаи Ӯ
низ он ҷойро медонист, чунки Исо бо
шогирдонаш борҳо дар он ҷо ҷамъ омада буд.
3 Пас Яҳудо як даста сарбозон ва
мулозимонро аз саркоҳинон ва фарисиён
гирифта, бо чароғҳо ва машъалҳо ва аслиҳа ба
он ҷо омад. 4 Исо, ки огоҳ буд аз он чи бояд ба
Ӯ рӯй диҳад, берун омада, ба онҳо гуфт:
«Киро ҷустуҷӯ мекунед?» 5 Ба Ӯ ҷавоб
доданд: «Исои Носириро». Исо ба онҳо гуфт:
«Ман ҳастам». Яҳудои таслимкунандаи Ӯ низ
бо онҳо истода буд. 6 Чун Исо ба онҳо гуфт:
«Ман ҳастам», - онҳо акибақиб рафта, ба
замин афтоданд. 7 Боз аз онҳо пурсид: «Киро
ҷустуҷӯ мекунед?» Гуфтанд: «Исои
Носириро». 8 Исо ҷавоб дод: «Ман ба шумо
гуфтам, ки Ман ҳастам; пас, агар Маро

ҷустуҷӯ мекунед, бигзоред инҳо бираванд», - 9
То он сухане ки Ӯ гуфта буд, ба амал ояд: «Аз
онҳое ки ба Ман додӣ, якеро талаф
накардаам». 10 Он гоҳ Шимъӯни Петрус, ки
шамшер дошт, онро кашида, ба ғуломи
саркоҳин, ки Малхус ном дошт, зад, ва гӯши
рости вайро бурида партофт. 11 Исо ба Петрус
гуфт: «Шамшери худро ғилоф кун; наход ки
он косаеро, ки Падарам ба Ман додааст,
нанӯшам?» Исо ба ҳузури доварии
саркоҳинон. Инкори Петрус 12 Он гоҳ дастаи
сарбозон ва мнриҳазор ва мулозимони яҳудиён
Исоро дастгир карда, бастанд, 13 Ва аввал Ӯро
назди Ҳонон, пацарарӯси Қаёфо, ки ҳамон сол
саркоҳин шуд, бурданд; 14 Ва ин ҳамон Қаёфо
буд, ки ба яҳудиён маслиҳат дода буд, ки
беҳтар аст як кас барои қавм бимирад. 15
Шимъӯни Петрус ва як шогирди дигар аз
акиби Исо рафтанд; азбаски он шогирд ба
саркоҳин шинос буд, бо Исо ба даруни ҳавлии
саркоҳин даромад; 16 Аммо Петрус дар берун,
назди дар истод. Баъд он шогирди дигар, ки ба
саркоҳин шинос буд, берун омада, ба дарбон
чизе гуфт ва Петрусро ба дарун бурд. 17 Он
канизе ки дарбон буд, ба Петрус гуфт: «Оё ту
низ аз шогирдони Ин Шахс нестӣ?» Вай гуфт:

«Нестам». 18 Дар ин миён ғуломон ва
мулозимон оташ афрӯхта буданд, зеро ки ҳаво
сард буд, ва даври оташ истода, худро гарм
мекарданд; Петрус низ бо онҳо истода, худро
гарм мекард. 19 Саркоҳин аз Исо дар бораи
шогирдонаш ва таълимаш пурсид. 20 Исо ба
вай ҷавоб дод: «Ман ба ҷаҳон ошкоро сухан
гуфтаам; Ман ҳар вақт дар куништ ва дар
маъбад, ки дар он ҷо яхудиён ҳамеша ҷамъ
меомаданд, таълим додаам ва пинҳонӣ чизе
нагуфтаам; 21 «Чаро аз Ман мепурсӣ? Аз
онҳое ки шунидаанд, бипурс, ки Ман ба онҳо
чӣ гуфтаам; инак, онҳо медонанд, ки Ман чӣ
гуфтаам». 22 Вақте ки инро гуфг, яке аз
мулозимон, ки дар он ҷо истода буд, Исоро як
торсакӣ эада, гуфт: «Ба саркоҳин ин Тавр
ҷавоб медиҳӣ?» 23 Исо ба вай ҷавоб дод:
«Агар бад гуфтам, ба бадӣ шаҳодат деҳ; ва
агар хуб гуфтам, барои чӣ Маро мезанӣ?» 24
Ҳонон Ӯро дастбаста назди Қаёфои саркоҳин
фиристод. 25 Ва Шимъӯни Петрус истода,
худро гарм мекард. Ба вай гуфтанд: «Ту низ аз
шогирдони Ӯ нестӣ?» Вай инкор карда, гуфт:
«Нестам». 26 Яке аз ғуломони саркоҳин, хеши
он касе ки Петрус гӯшашро бурида буд, гуфт:
«Магар ман туро дар боғ бо Ӯ надидам?» 27

Петрус боз инкор кард; ва ҳамон дам хурӯс бонг зад.  28. Аз ҳавлии Қаёфо Исоро ба сарбозҳона бурданд. Ва субҳ буд; ва онҳо ба сарбозхона надаромаданд, то ки наҷис нашаванд ва барраи фисҳро бихӯранд. 29 Пилотус назди онҳо баромада, гуфт: «Чӣ даъвое бар Ин Шахс доред?» 30 Онҳо дар ҷавоби вай гуфтанд: «Агар Ӯ бадкор намебуд, ба ту таслим намекардем». 31 Пилотус ба онҳо гуфт: «Шумо Ӯро бигиред вамувофики шариати худ бар Ӯ доварй кунед». Яҳудиён ба вай гуфтанд: «Ба мо ҷоиз нест, ки касеро бикушем», 32 То он сухани Исо ба амал ояд, ки Ӯ дар бораи чигунагии мурдани Худ ишора карда гуфта буд. 33 Он гоҳ Пилотус боз ба сарбозхона даромада, Исоро хонд ва ба Ӯ гуфт: «Оё Ту Подшоҳи Яҳудиен ҳастй?» 34 Исо ба вай ҷавоб дод: «Оё ту инро аз худ мегӯй, ё ки дигарон дар бораи Ман ба ту гуфтаанд?» 35 Пилотус ҷавоб дод: «Магар ман яҳудӣ ҳастам? Қавми Ту ва саркоҳинон Туро ба ман таслим кардаанд; чӣ кор кардаӣ?» 36 Исо ҷавоб дод: «Подшоҳии Ман аз ин ҷаҳон нест; агар Подшоҳии Ман аз ин ҷаҳон мебуд, мулозимони Ман меҷангиданд, то ки Ман ба яҳудиён таслим карда нашавэм; лекин акнун

Подшоҳии Ман аз ин ҷо нест». 37 Пилотус ба
Ӯ гуфт: «Пас, Ту Подшоҳ ҳастӣ?» Исо ҷавоб
дод: «Ту мегӯй, ки Ман Подшоҳ ҳастам; Ман
барои он таваллуд ёфтаам ва барои он ба
ҷаҳон омадаам, ки бар ростй шаҳодат диҳам;
ва ҳар кй аз ростист, овози Маро мешунавад».
38 Пилотус ба Ӯ гуфт: «Ростй чист?» Чун
инро бигуфт, боз назди яҳудиён баромад ва ба
онҳо гуфт: «Ман дар Ӯ ҳеҷ айбе намеёбам; 39.
«Лекин шумо одате доред, ки бандиеро дар
иди фисҳ барои шумо.озод кунам; оё меҳоҳед,
ки Подшоҳи Яҳудиёнро барои шумо озод
кунам?» 40 Онҳо боз фарьед зада, гуфтанд:
«Ӯро не, балки Бараббосро». Бараббос як
роҳзан буд.

## Юҳанно 19

1. ОН ГОҲ Пилотус Исоро гирифта, тозиёна
зад. 2 Ва сарбоаон тоҷе аз хор бофта, бар
сараш ниҳоданд, ва ҷомаи арғувон ба Ӯ
пӯшонданд, 3 Ва гуфтанд: «Салом, эй
Подшоҳи Яҳудиён!» Ва Ӯро торсакӣ мезаданд.
4. Боз Пилотус баромада, ба онҳо гуфт: «Инак,
Ӯро пеши шумо мебарорам, то бидонед, ки
ман дар Ӯ ҳеҷ айбе намеёбам». 5 Ва Исо, дар

ҳолате ки тоҷи аз хор бофтае бар сар ва ҷомаи
арғувон дар бар дошт, берун омад. Ва Пилотус
гуфт: «Инак Он Одам!» 6 Чун саркоҳинон ва
мулозимон Ӯро диданд, фарьед зада, гуфтанд:
«Ӯро маслуб кун, маслуб кун!» Пилотус ба
онҳо гуфт: «Шумо Ӯро гирифта, маслуб
кунед, зеро ки ман дар Ӯ айбе намеебам». 7
Яҳудиён ба вай ҷавоб доданд: «Мо шариате
дорем, ва мувофиқи шариати мо Ӯ бояд
бимирад, чунки Худро Писари Худо кардааст».
8 Чун Пилотус ин суханро шунид, беш аз пеш
ҳаросон шуд. 9 Ва боз ба сарбозхона
даромада, ба Исо гуфт: «ТӮ аз куҷоӣ?» Лекин
Исо ба вай ҷавоб надод. 10 Пилотус ба Ӯ гуфт:
«Ба ман сухан намегӯӣ? Магар намедонӣ, ки
қудрат дорам Туро маслуб кунам ва қудрат
дорам Туро озод кунам?» 11 Исо ҷавоб дод:
«Ҳеҷ қудрате бар Ман намедоштӣ, агар аз
боло дода намешуд; аз ин рӯ он касе ки Маро
ба ту таслим кард, гуноҳи бештаре дорад». 12
Ва аз он вақт Пилотус саъй дошт Ӯро озод
кунад, лекин яҳудиен фарьйд зада, гуфтанд:
«Агар Ӯро озод кунй, дӯсти қайеар нестӣ; ҳар
кӣ даъвои подшоҳӣ кунад, душмани қайсар
аст». 13 Чун Пилотус инро шунид, Исоро
берун овард ва дар он ҷое ки Сангфарш ва ба

ибронӣ Чабто номида мешуд, бар курсии доварӣ нишаст. 14 Рӯзи чумъаи арафаи иди фисҳ буд, ки дар соати шашум ба яҳудиён гуфт: «Инак» Подшоҳи щумо!» 15 Лекин онҳо фарьёд заданд: «Ӯро нест кун, нест кун, маслуб кун!» Пилотус ба онҳо гуфт: «Оё Подшоҳи шуморо маслуб кунам?» Саркоҳинон ҷавоб доданд: «Ғайр аз қайсар подшоҳе надорем». 16. Ниҳоят, Ӯро ба дасти онҳо супурд, то ки маслуб кунанд. Ва онҳо Исоро гирифта бурданд. 17 ВаӮ салиби Худро бардошта, ба он ҷое ки "Ҷои косахонаи сар" ва ба ибронӣ Ҷолҷолто ном дошт, равона шуд; 18 Дар он ҷо Ӯро маслуб карданд ва бо Ӯ ду каси дигарро: яке аз ин тарафаш ва дигаре аз он тарафаш, ва Исо дар миёна. 19 Пилотус айбномае навишта, бар салиб овехт, ки чунин навишта шуда буд: «Исои Носирӣ, Подшохи Яхудиёт. 20 Бисьёре аз яҳудиён он айбномаро ҳонданд, зеро ҷое ки Исо маслуб шуда буд, ба шаҳр наздик буд, ва айбномаро ба забонҳои ибронӣ, юнонӣ ва румӣ навишта буданд. 21 Саркоҳинони яҳудй ба Пилотус гуфтанд: «Нанавис: "Подшоҳи Яҳудиён", балки он чи Ӯ мегуфт: "Манам Подшоҳи Яҳудиён"». 22 Пилотус ҷавоб дод: «Он чи навиштам,

навиштам». 23 Ва сарбозон, чун Исоро маслуб карданд, либоси Ӯро гирифта, ба чор ҳисса тақсим карданд, ба ҳар сарбоз як ҳисса; ва пероҳанро низ гирифтанд; лекин пероҳан дарз надошт, балки аз боло то поён бофта шуда буд.
24 Пас онҳо ба якдигар гуфтанд: «Онро пора накунем, балки қуръа бар он партофта бинем, ки аз они кӣ мешавад», то ки Навишта ба амал ояд, ки мегӯяд: "Сару либоси Маро дар миёни худ тақсим карданд ва бар пероҳани Ман қуръа партофтанд". Ва сарбозон чунин карданд. 25 Дар назди салиби Исо модари Ӯ ва хоҳари модараш, Марьями завҷаи Қлӯпос, ва Марьями Маҷдалия истода буданд. 26 Чун Исо модари Худро бо он шогирде ки дӯст медошт, дар он ҷо истода дид, ба модари Худ гуфт; «Эй зан! инак писари ту». 27 Ва баъд ба шогирди Худ гуфт: «Инак модари ту!» Аз ҳамон соат он шогирд вайро ба хонаи худ бурд. 28 Пас аз он Исо чун дид, ки ҳама чиз ба анҷом расидааст, то ки Навишта ба амал ояд, гуфт: «Ташнаам».
29 Дар он ҷо зарфе пур аз сирко истода буд. Пас исфанҷеро аз сирко пур карда, бар сари най ниҳоданд ва наздики даҳони Ӯ бурданд. 30
Чун Исо сиркоро чашид, гуфт: «Иҷро шуд!» Ва сар фурӯ оварда, ҷон дод. 31. Лекин,

азбаски рӯзи ҷумъа буд, барои он ки ҷасадҳо
бар салиб дар рӯзи шанбе намонад, зеро ки он
шанбеи бузург буд, бинобар ин яҳудиён аз
Пилотус хоҳиш карданд, ки соқи пойҳои
онҳоро бишкананд ва посн фуроваранд. 32
Сарбозон омада, соқи пойҳои он ду нафарро,
ки бо Ӯ маслуб шуда будашт, шикастанд; 33
Чун назди Исо омаданд ва диданд, ки аллакай
мурдааст, соқи пойҳои Ӯро нашикастанд, 34
Аммо яке аз сарбозон ба қабурғаи Ӯ найза зад,
ва ҳамон дам хун ва об ҷорӣ шуд. 35 Ва он
касе ки дид, шаҳодат дод, ва шаҳодати вай
рост аст; вай медонад, ки рост мегӯяд, то ки
шумо низ имон оваред. 36 Зеро ин воқеъ шуд,
то Навишта ба амал ояд, ки мегӯяд: "Ҳеҷ як
устухони Ӯ шикаста нахоҳад шуд". 37 Ва
Навишта боз дар ҷои дигар мегуяд: "Ба Он
Касе ки найза задаанд, назар хоҳанд дӯхт".
38. Пас аз он Юсуф, ки аз аҳли Ҳаромот ва, аз
тарси яҳудиён, шогирди махфии Исо буд, аз
Пилотус хоҳиш кард, ки Часади Исоро
бардорад; ва Пилотус ба вай иҷозат дод. Вай
омада, Ҷасади Исоро бардошт. 39 Ва
Ниқудимус, ки пештар шабона назди Исо
омада буд, низ омад ва тақрибан сад ратл мур
ва уди омехта бо худ овард. 40 Онҳо Ҷасади

Исоро гирифтанд ва мувофиқи маросими дафни яҳудиён, ҳанут пошида, ба кафан печонданд. 41 Дар он ҷое ки Ӯ маслуб шуд, боғе буд, ва дар боғ қабри наве ки дар он ҳанӯз ҳеҷ кас дафн напгуда буд: 42 Дар он ҷо Исоро дафн карданд, зеро ки арафаи шанбеи яҳудиён буд, ва он қабр наздик буд.

## Юҳанно 20

1. ДАР рӯзи якшаябе, бомдодон, ки ҳаво ҳанӯз торик буд, Марьями Маҷдалия бар сари қабр омад ва дид, ки санг аз қабр бардошта шудааст; 2 Вай дартоз назди Шимъӯни Петрус ва он шогирди дигаре ки Исо дӯст медошт, омада, ба онҳо гуфт: «Худовандро аз қабр бурдаанд, ва намедонем, ки Ӯро куҷо гузоштаанд». 3 Дарҳол Шимъӯни Петрус ва он шогирди дигар берун омада, ба ҷониби қабр рафтанд. 4 Ҳар ду бо ҳам медавиданд, вале он шогирди дигар зудтар давида, аз Петрус пеш гузащт ва аввал бар сари қабр омад, 5 Ва хам шуда, кафанро гуэошта дид; лекин ба дарун надаромад. 6 Аз ақиби вай Шимъӯни Петрус омада, ба қабр даромад ва кафанро гузошта дид. 7 Ва рӯймолеро, ки бар сари Ӯ буд, на бо

кафан, балки дар гӯшае алоҳида печида дид. 8
Он шогирди дигар, ки аввал бар сари қабр
омада будэ низ ба дарун даромад, ва дид, ва
имон овард; 9 Зеро онҳо ҳанӯз Навиштаро
нафаҳмида буданд, ки Ӯ бояд аз мурдагон эҳьё
шавад. 10 Ва шогирдон ба хонаи худ
баргаштанд. 11. Аммо Марьям дар беруни
қабр истода, гирья мекард; ва чун мегирист,
хам шуда, ба даруни кдбр нигоҳ кард. 12 Ва ду
фариштаи сафедпӯшро дид, ки дар он ҷое ки
Часади Исо гузошта шуда буд, яке ба тарафи
сар ва дигаре ба тарафи пой нишаста буданд.
13 Онҳо ба вай гуфтанд: «Эй зан! Чаро гирья
мекунӣ?» Ба онҳо гуфт: «Худованди маро
бурдаанд, ва намедонам, ки Ӯро куҷо
гузоштаанд». 14 Чун инро гуфт, ба ақиб рӯ
овард ва Исоро истода дид; вале надонист, ки
ин Исост. 15 Исо ба вай гуфт: «Эй зан! Чаро
гирья мекунӣ? Киро ҷустуҷӯ мекунӣ?» Вай ба
гумони он ки ин боғбон аст, ба Ӯ гуфт: «Эй
оғо! Агар ту Ӯро бурда бошӣ, ба ман бигӯ, ки
Ӯро куҷо гузоштӣ, то ки ман Ӯро гирифта
барам». 16 Исо ба вай гуфт: «Эй Марьям!»
Вай рӯ оварда, ба Ӯ гуфт: «Раббунӣ!» - яъне:
Ӯстод!" 17 Исо ба вай гуфт: «Ба Ман даст
нарасон, зероки ҳанӯз назди Падари Худ сууд

накардаам; лекин назди бародарони Ман
рафта, ба онҳо бигӯ: Ман назди Падари Худ ва
Падари шумо, назди Худои Худ ва Худои шумо
суд мекунам». 18 Марьями Маҷдалия омада,
ба шогирдон хабар дод, ки: «Ман Худовандро
дидаам, ва ба ман чунин гуфт». 19 Бегоҳии
ҳуди ҳамон рӯзи якшанбе, вакте ки шогирдон
дар хонае ҷамъ омада, аз тарси яҳудиён дарҳои
онро баста буданд, Исо омада, дар миёни онҳо
биистод ва ба онҳо гуфт: «Салом бар шумо
бод!» 20 Чун инро гуфт, дастҳо ва қабурғаи
Худро ба онҳо нишон дод. Шогирдон
Худовандро дида, шод гардиданд. 21 Воз Исо
ба онҳо гуфт: «Салом бар шумо бод! Чунон ки
Падар Маро фиристод, Ман низ шуморо
мефиристам». 22 Чун инро гуфт, бар онҳо
дамид ва гуфт: «Руҳулкудсро пайдо кунед: 23
Гуноҳи касеро, ки афв намоед, омурзида
мешавад; ва касеро, ки афв накунед, омурзида
намешавад». 24 Лекин Тумо, ки яке аз он
дувоздаҳ буд ва Экизак номида мешуд, вакте
ки Исо омад» бо онҳо набуд. 25 Шогирдони
дигар ба вай гуфтанд: «Мо Худовандро
дидаем». Вай ба онҳо гуфт: «То дар дастҳои Ӯ
ҷои мехҳоро набинам, ва ангушти худро дар

ҷои меххо нагузорам, ва дасти худро бар
қабурғаи Ӯ нанихам, бовар нахоҳам кард».
26. Баъд аз ҳашт рӯз боз шогирдони Ӯ дар
хона буданд, ва Тумо низ бо онҳо буд, ва дарҳо
баста. Исо омада, дар миёни онҳо биистод ва
гуфт: «Салом бар шумо бод!» 27 Пас аз он ба
Тумо гуфт: «Ангушти худро ба ин ҷо биёр ва
дастҳои Маро бубин; ва дасти худро биёр ва
бар қабурғаи Ман бигузор; ва беимон набош,
балки имон дошта бош». 28 Тумо дар ҷавоби
Ӯ гуфт: «Эй Худованди ман ва эй Худои ман!»
29 Исо ба вай гуфт: «Ба хотири он ки Маро
дидаи, имон опардӣ: хушо касоне ки надида,
нмон меоваранд». 30 Боз бисьёр мӯъчизоти
дигаре Исо дар назди шогирдонаш нишон дод,
ки дар ин китоб навишта нашуд; 31 Аммо ин
кадараш навишта шуд, то шумо имон оваред,
ки Исо Масеҳ ва Писари Худост; ва имон
оварда, ба исми Ӯ ҳаёт ёбед.

## Юҳанно 21

1. БАЪД аз он боз Исо дар соҳили баҳри
Табария ба шогирдон зоҳир шуд. Зоҳир
шуданаш ин тавр буд: 2 Шимъӯни Петрус,
Тумо, ки Экизак номида мешуд, Натанъил, ки

аз Қонои Ҷалил буд, писарони Забдой ва ду
нафари дигар аз шогирдони Ӯ бо ҳам буданд. 3
Ва Шимъӯни Петрус ба онҳо гуфт: «Мехоҳам
ба сайди моҳй биравам». Ба вай гуфтанд: «Мо
низ ҳамроҳи ту меравем». Дарҳол рафта, ба
қаиқ савор шуданд, ва он шаб чизе сайд
накарданд. 4 Вақте ки субҳ шуд, Исо дар
соҳил истода буд, лекин шогирдон
надонистанд, ки ин Исост. 5 Исо ба онҳо гуфт:
«Эй фарзандон! Оё назди шумо хӯроке ҳаст?»
Ба Ӯ ҷавоб доданд: «Не». 6 Ӯ ба онҳо гуфт:
«Тӯрро ба тарафи рости қаиқ биандозед, ва
хоҳед ёфт». Онҳо андохтанд, ва аз бисьёрии
моҳӣ онро кащида натавонистанд. 7 Он
шогйрде ки Исо дӯст медошт, ба Петрус гуфт:
«Ин Худованд аст». Чун Шимъӯни Петрус
шунид, ки ин Худованд аст, ҷомаашро ба худ
печонд, чунки бараҳна буд, ва худро дар баҳр
андохт; 8 Ва шогирдони дигар бо қаиқ
омаданд, - зеро ки аз соҳил дур набуданд,
балки қариб ба дусад зироъ, - ва тӯри пур аз
моҳиро кашиданд. 9 Ва чун ба ҳушкй
баромаданд, оташи афрӯхта ва моҳии бар он
гузошташуда ва нон диданд. 10 Исо ба онҳо
гуфт: «Аз он моҳие ки ҳозир сайд кардед,
биёред». 11 Шимъӯни Петрус рафта, тӯрро

пур аз моҳиёни бузург, ки саду панҷоҳу се адад буданд, ба хушкӣ кащид, ва бо вуҷуди бисьёрии моҳӣ тӯр надарид. 12 Исо ба онҳо гуфт: «Биёед, хӯрок бихӯред». Лекин аз шогирдон касе ҷуръат накард, ки аз Ӯ бипурсад: "Ту кистӣ?" Зеро медонистанд, ки ин Худованд аст. 13 Ва Исо пеш омада, нонро гирифт ва ба онҳо дод, ва ҳамчунин моҳиро. 14 Ин бори сеюм буд, ки Исо, пас аз эҳьё шуданаш аз мурдагон, ба шогирдони Худ зоҳир шуд. 15. Баъд аз хӯрок хӯрданашон, Исо ба Шимъӯни Петрус гуфт: «Эй Шимъӯн ибнн Юнус! Оё Маро бештар аз инҳо дӯст медорӣ?» Ба Ӯ гуфт: «Оре, Худовандо! Ту медонӣ, ки Туро дӯст медорам». Ба вай гуфт: «Барраҳои Маро бичарон». 16 Боз бори дигар ба вай гуфт: «Эй Шимъӯн ибни Юнус! Оё Маро дӯст медорӣ?» Ба Ӯ гуфт: «Оре, Худовандо! Ту медонӣ, ки Туро дӯст медорам». Ба вай гуфт: «Гусфандони Маро чӯпонӣ намо». 17 Ва бори сеюм ба вай гуфт: «Эй Шимъӯн ибни Юнус! Оё Маро дӯст медорӣ?» Петрус ғамгин шуд, ки бори сеюм аз вай пурсид: "Оё Маро дӯст медорӣ?" ва ба Ӯ гуфт: «Худовандо! Ту аз ҳама чиз воқиф ҳастй; Ту медонӣ, ки Туро дӯст медорам». Исо ба вай гуфт: «Гӯсфандони

Маро бичарон; 18 Ба ростӣ, ба ростй ба ту мегӯям: вакте ки ҷавон будй, камаратро худат мебастӣ ва ба ҳар ҷо, ки мехостӣ, мерафтӣ; лекин вакте ки пир шавӣ, дастҳоятро дароз хоҳӣ кард, вадигаре туро баста, ба он ҷое ки намехоҳй, туро хоҳад бурд». 19 Чунин гуфт, то ишорат кунад, ки бо чӣ гуна фавт вая бояд Худоро ҷалол диҳад. Ва чун инро гуфт, ба вай фармуд: «Аз ақиби Ман биё». 20 Петрус ба атроф нигоҳ карда, дид, ки он шогирде ки Исо дӯст медошт, аз ақиби онҳо меояд, ва ин ҳамон буд, ки дар вақти таоми шом бар сандуки синаи Ӯ такья зада, гуфта буд: «Худовандо! Кист он ки Туро таслим мекунад?» 21 Чун Петрус вайро дид, ба Исо гуфт: «Худовандо! Окибати ин чӣ хоҳад буд?» 22 Исо ба вай гуфт: «Агар хости Ман ин бошад, ки то вакти омаданам вай бимонад, ин ба ту чй даҳл дорад? Аз ақиби Ман биё». 23 Бинобар ин дар миёни бародарон чунин сухан паҳн шуд, ки он шогирд нахоҳад мурд. Лекин Исоба вайнагуфт, ки вай нахоҳад мурд, балки гуфт: «Агар хости Ман ин бошад, ки то вакти омаданам вай бимонад, ин ба ту чӣ дахл дорад?» 24 Ва ин шогирдест, ки ба ин чизҳо шаҳодат медиҳад ва инҳоро навишт; ва мо

медонем, ки шаҳодати вай рост аст. 25 Боз
бисьёр аъмоли дигаре Исо ба ҷо овард, ки агар
муфассалан навишта шавад, ба гумонам,
тамоми дуньё ҳам он китобҳои
навишташударо гунҷоиш дода наметавонист.
Омин.

# Румиён

Romans

## Румиён 1

1. ПАВЛӮС, бандаи Исои Масеҳ, ҳаввории
даъватшуда ва барои башорати Худо
интихобгардида, 2 Ки онро Худо пещтар, ба
воситаи анбиёи Худ, дар Навиштаҳои
муқаддас ваъда карда буд 3 Дар бораи Писари
Худ, ки ба ҳасби ҷисм аз насли Довуд таваллуд
шудааст, 4 Ва ба ҳасби рӯҳи қудсият, ба
воситаи эҳьё шуданащ аз мурдагон, чун
Писари Худо маълум шудааст, яъне дар бораи
Худованди мо Исои Масеҳ, 5 Ки ба воситаи Ӯ
мо файз ва ҳаввориятро пайдо кардаем, то ки
ба хотири исми Ӯ ҳамаи ҳалқҳоро ба итоати
имон дароварем, 6 Ки дар миёни онҳо шумо

низ даъватшудагони Исои Масеҳ ҳастсд, - 7 Ба
ҳамаи маҳбубони Худо, ки дар Рум ҳастед ва
ба муқаддасӣ даъват шудаед, аз ҷониби
Падари мо Худо ва Исои Масеҳи Худованд
файз ва осоиштагӣ бар шумо бод. 8. Пеш аз
ҳама ба Худои худ ба воситаи Исои Масеҳ
барои ҳамаи шумо шукр мегӯям, ки имони
шумо дар тамоми ҷаҳон шуҳрат ёфтааст; 9
Худое ки Ӯро дар башорати Писари Ӯ бо рӯҳи
ҳуд ибодат мекунам, маро шоҳид аст, ки
муттасил шуморо ба ёд меоварам 10 Ва
ҳамеша дар дуоҳои худ илтимос мекунам, ки
иродаи Худо ягон вакт ба ман мусоидат
намояд, ки назди шумо биёям. 11 Зеро ки хеле
орзуманди дидани шумо мебошам, то ки як
атои рӯҳоние, барои устувор шуданатон, ба
шумо тақдим намоям, 12 Яъне бо якҷоягии
шумо аз имони умумиамон, аз имони шумо ва
худам, тасаллӣ ёбам. 13 Эй бародарон,
намехоҳам бехабар бошед аз ин ки дафъаи
бисьёр ният доштам назди шумо биёям, -
лекин то кунун ҷизе ба ман монеъ мешуд, - то
ки дар миёни шумо низ, монанди халқҳои
дигар, самаре ҳосил кунам. 14 Ман нисбат ба
юнониён ва варвариён, нисбат ба оқилон ва
ҷоҳилон, дайне ба гардан дорам; 15 Пас,

роғиби онам, ки ба шумо низ, ки дар Рум ҳастед, башорат диҳам. 16. Зеро ки башорати Масеҳро ба худ ор намедонам, чунки он - қуввати Худост барои наҷоти ҳар як имондор: ҳам, аввалан, яҳудӣ ва ҳам юнонӣ. 17 Зеро ки адолати Худо дар он аз имон ба имон зоҳир мешавад, чунон ки навишта шудааст: "Одил ба василаи имон хоҳад зист". 18. Зеро ки ғазаби Худо аз осмон зоҳир мешавад бар ҳар гуна маъсият ва шарорати одамоне ки ростиро бо шарорат поймол мекунанд. 19 Зеро ки он чи дар бораи Худо донистан мумкин аст, ба онҳо маълум аст, чунки Худо ба онҳо маълум кардааст; 20 Зеро ки моҳияти нонамоёни Ӯ, яъне қуввати ҷовидонй ва Илоҳияти Ӯ, аз хилқати олам ба воситаи дидани офаридаҳояш ба назар намоён аст, бинобар ин онҳо ҳеҷ узре надоранд. 21 Агарчи онҳо Худоро шиноҳта бошанд, Ӯро чун Худо ситоиш накарданд ва шукр нагуфтанд, балки хаёлоти онҳо ботил, ва дили бефаросаташон тира шуд: 22 Бо вуҷуди он ки худашонро оқил номиданд, ақли худро гум карда, 23 Ҷалоли Худои бефаноро ба сурате табдил доданд, ки ба одами фонй, ба мургон, чорпоён ва хазандагон монанд аст, 24 Бинобар ин Худо онҳоро бо нафси

шаҳвониашон ба нопокӣ гирифтор кард, ба
тавре ки онҳо баданҳои худро бо ҳамдигар
нангин карданд; 25 Онҳо ростии Худоро ба
дурӯғ иваз карданд ва парастишу ибодат
карданд махлуқро ба ҷои Холиқе ки то абад
муборак аст, омин. 26 Аз ин сабаб Худо
онҳоро ба ҳавасҳои нангин гирифтор кард:
занони онҳо ҷимои табииро ба ҷимои
ғайритабиӣ иваз карданд; 27 Хамчунин
мардон ҷимои табииро бо занон тарк карда,
оташи шаҳваташон ба якдигар баланд шуд, ва
мард бо мард ба кирдори нангин машгул шуда,
сазои иштибоҳи худро дар вуҷуди худашон
диданд. 28 Ва азбаски онҳо Худоро бо ақли
худ пшнохган нахостанд, Худо онҳоро ба
афкори фосид гирифтор кард, то ки корҳои
носазо кунанд, 29 Бинобар ин онҳо аз ҳар гуна
кизб, зино, макр, тамаъ ва кина, ҳамчунин аз
ҳасад, қатл, ҷидол, фиреб ва бадҳӯӣ пур
ҳастанд, 30 Бадгап, тӯҳматчй, ҳудобадбин,
дилозор, худсито, мағрур ва бадандеш
ҳастанд, ба падару модарон итоат намекунанд,
31 Беандеша, аҳдшикан, беилтифот, бадкина
ва бераҳманд. 32 Агарчи доварии Худоро
медонанд, ки кунандагони чунин корҳо
сазовори марганд, бо вуҷуди ин на фақат

худашон ин корҳоро мекунанд, балки кунандагони дигарро низ таҳсин менамоянд.

## Румиён 2

1. Гуноҳи яҳудиён ва газаби Худо бар онҳо 1
БИНОБАР ин ту, эй одами маҳкумкунанда, ҳар
кӣ бошй ҳам, узре надорӣ, чунки дигареро
маҳкум карда, худатро маҳкум менамоӣ, зеро
ки ту, эй маҳкумкунанда, айни ҳамон корҳоро
содир мекунй. 2 Лекин мо медонем, ки
доварии Худо бар кунандагони чунин корҳо
барҳақ аст. 3 Наҳод ки ту, эй одамизод, гумон
мекунӣ, ки бо маҳкум кардани кунандагони
чунин корҳо ту аз доварии Худо халос хоҳӣ
шуд, дар сурате ки худат айни ҳамон корҳоро
содир менамоӣ? 4 Ё ки ту ба фаровонии
меҳрубонӣ, ҳилм ва пурсабрии Ӯ беэътиной
мекунӣ, беҳабар аз он ки меҳрубонии Худо
туро ба роҳи тавба ҳидоят менамояд? 5 Аммо,
аз боиси саркашӣ ва дили тавбанопазири худ,
ту ғазабро барои худ дар рӯзи ғазаб ва зуҳури
доварии ҳаққонии Худо афзун мегардонй, 6 Ки
Ӯ ба ҳар кас мувофиқи аъмоли вай подош
хоҳад дод: 7 Ба онҳое ки доим кори нек карда,
толиби ҷалол, шараф ва ҷовидӣ мешаванд,

ҳаёти ҷовидонӣ хоҳад дод; 8 Вале онҳоеро, ки саркашӣ карда, ростиро рад менамоянд, ва мутеи норостӣ мешаванд, ба хашму ғазаб гирифтор хоҳад кард. 9 Андӯҳу фалокат оянд бар ҷони ҳар одаме ки кори бад мекунад: ҳам, аввалан, бар ҷони яҳудӣ ва ҳам бар ҷони юнонӣ! 10 Лекин ҷалол, шараф ва осоиштагӣ оянд ба ҳар касе ки кори нек мекунад: ҳам, аввалан, ба яқудӣ ва ҳам ба юнонӣ!
11. Зеро ки Худо рӯйбинӣ надорад. 12 Онҳое ки дорои шариат набуда, гуноҳ кардаанд, берун аз шариат низ ҳалок хоҳанд шуд; вале онҳое ки дорои шариат буда, гуноҳ кардаанд, аз рӯи шариат маҳкум хоҳанд шуд, - 13 Чунки на шунавандагони шариат пеши Худо одиланд, балки иҷрокунандагони шариат сафед карда хоҳанд шуд; 14 Зеро, ҳар гоҳ халқҳое ки шариат надоранд, табиатан фармудаҳои шариатро ба ҷо меоваранд, онҳо шариат надошта бошанд ҳам, худашон барои худ шариат ҳастанд: 15 Рафторашон нишон медиҳад, ки амали шариат дар дилашон навишта шудааст; виҷдон ва афкорашон низ, ки якдигарро гоҳе айбдор ва гоҳе сафед мекунанд, дар ин бобат гувоҳӣ медиҳанд, - 16 Дар ҳамон рӯзе ки Худо, ба ҳасби башорати

ман, асрори одамонро ба воситаи Исои Масеҳ
доварӣ хоҳад кард. 17 Инак, ту яҳудӣ ном
дорӣ, ва ба шариат такья мекунй, ва аз
шинохтани Худо меболӣ. 18 Ва иродаи Ӯро
медонӣ, ва азбаски шариатро омӯхтаӣ, фарқи
байни неку бадро мефаҳмӣ, 19 Ва яқин дорӣ,
ки ту роҳнамои кӯрон, нуре барои
бошандагони зулмот, 20 Носеҳи ҷоҳилон ва
муаллими кӯдакон ҳастй, ва дар шариат
намунаи маърифат ва ростиро дорӣ, - 21 Пас,
чӣ гуна ту, ки дигаронро таълим медиҳӣ,
ҳудатро таълим намедиҳӣ? 22 Ваъз мегӯӣ, ки
duздӣ набояд кард, вале худат дуздӣ мекунӣ!
Мегӯӣ, ки "зинокорӣ накун", вале худат
зинокорӣ мекунӣ! Аз бутҳо нафрат дорӣ, вале
маъбадҳоро ғорат мекунй! 23 Бо шариат
меболӣ, вале шариатро вайрон карда, обрӯи
Худоро мерезонй! 24 Зеро ки ба туфайли
шумо, чунон ки навишта шудааст, дар миёни
ҳалқҳо исми Худоро ҳор медоранд. 25 Хатна
фоиданок аст, ба шарте ки шариатро риоя
кунй; аммо агар шариатро вайрон кунӣ,
махтунии ту ба номахтунӣ мубаддал шуд. 26
Пас, агар номахгуне фармудаҳои шариатро
риоя кунад, оё номахтунии вай махтунӣ
шумурда намешавад? 27 Ва номахтуни табиӣ,

ки шариатро ба ҷо меоварад, оё туро маҳкум
намекунад, ки дорои Навиштаҳо ва ҳатна
ҳастию шариатро вайрон мекунӣ? 28 Зеро
яҳудӣ на он кас аст, ки аз рӯи қиёфати зоҳирӣ
чунин бошад, ва хатна на он чиз аст, ки бар
ҷисм намоён бошад, 29 Балки яҳудӣ он кас аст,
ки дар ботин ҷунин бошад, ва хатна он чиз аст,
ки дар дил ба ҳасби рӯҳ, на ин ки ба ҳасби
ҳарф, ҷо дошта бошад; ва ҳамди чунин одам
на аз ҷониби одамон, балки аз ҷониби Худост.

## Румиён 3

1. ПАС, яҳудӣ чӣ бартарӣ дорад, ё ки хатна чӣ
фоида дорад? 2 Бартарии бузурге аз ҳар ҷиҳат,
ва пеш аз ҳама аз он ҷиҳат, ки ба дасташон
каломи Худо супурда шудааст. 3 Зеро ки чӣ
гӯем? Агар баъзеашон бевафо бошанд, оё
бевафогии онҳо вафои Худоро ботил мекунад?
4 Ба ҳеҷ ваҷҳ. Балки Худо барҳак, аст, агарчи
ҳар одам козиб бошад, чунон ки навишта
шудааст: "То ки Ту дар суханони Худ ҳақ
бароӣ ва дар доварии Худ ғолиб оӣ". 5. Лекин
агар шарорати мо адолати Худоро зоҳир
мекарда бошад, чӣ гӯем? Оё Худо, ҳапгоме ки
ба ғазабмеояд, бендолат аст? - Инро ман ба

таври муҳокимаронии одамӣ мегӯям. 6 Ба ҳеҷ
ваҷҳ. Зеро ки дар он сурат Худо чӣ тавр
метавонад оламро доварӣ кунад? 7 Зеро ки
агар ба воситаи дурӯғи ман ростии Худо барои
ҷалоли Ӯ афзун мешуда бошад, пас чаро ман
боз ҳамчун гуноҳкоре маҳкум мешавам? 8 Ва
чӣ гуна баъзеҳо ба мо бӯҳтон зада, даъво
мекунанд, ки гӯё мо мегу'фта бошем: "Биёед,
бадӣ кунем, то ки некй ҳосил шавад"?
Маҳкумияти чунин касон ҳаққонист. 9. Пас чӣ
гӯем? Оё мо бартарӣ дорем? Не, надорем, зеро
ки мо аллакай исбот кардем, ки ҳам яҳудиён ва
ҳам юнониён, ҳама гирифтори гуноҳ ҳастанд,
10 Чунон ки навишта шудааст: "Касе одил
нест, як нафар ҳам нест; 11 "Касе соҳибфаҳм
нест; касе толиби Худо нест; 12 "Хама гумроҳ
шудаанд, аз як сар ношоянд: некӯкоре нест,
як нафар ҳам нест. 13 "Гулӯяшон қабри
кушода аст; бо забонашон фиреб медиҳанд;
бар лабонашон заҳри мор аст; 14 "Даҳонашон
пур аз ғайбат ва ҳасрат аст. 15 "Пойҳошон
барои хунрезй шитобон аст; 16 "Харобкорӣ ва
ҳалокат дар роҳҳои онҳост; 17 "Онҳо роҳи
сулҳу осоиштагиро намедонанд. 18 "Дар пеши
чашмашон тарси Худо нест". 19 Лекин мо
медонем, ки ҳар чи шариат мегӯяд, ба аҳли

шариат рӯ оварда мегӯяд, то ки ҳар даҳоне баста шавад ва тамоми олам пеши Худо айбдор гардад, 20 Чунки бо аъмоли шариат ҳеҷ одаме пеши Ӯ сафед нахоҳад пгуд; зеро ки гуноҳ ба воситаи шариат дониста мешавад.
21. Аммо алҳол, сарфи назар аз шариат, адолати Худо зоҳир шудааст, ки Таврот ва анбиё бар он шаҳодат медиҳанд, - 22 Адолати Худо ба воситаи имон ба Исои Масеҳ барои ҳа.маи имондорон; зеро ки ҳеҷ тафовуте нест, 23 Чунки ҳама гуноҳ карда, аз ҷалоли Худо маҳрум шудаанд 24 Ва ройгон, бо файзи Ӯ, ба воситаи кафорате ки дар Исои Масеҳ аст, сафед карда мешаванд, 25 Ки Ӯро Худо нешниҳод кард, то ки дар Хуни Ӯ ба воситаи имон кафорате бошад, барои ншнон додани адолати Ӯдар омурзиши гуноҳҳое ки пештар, дар замони пурсабрии Худо содир шудаанд, 26 Ва барои нишон додани адолати Ӯ дар замони ҳозира, то ки Ӯ одил бошад ва ҳар киро, ки ба Исо илюн меоварад, сафед кунад. 27 Пас, куҷост он чи боиси болидан бошад? Он тамоман аз байн рафтааст. Ба кадом шариат? Оё ба шариати аъмол? Не, балки ба шариати имон. 28 Зеро мо эътироф менамоем, ки одамизод, сарфи назар аз аъмоли шариат, ба

воситаи имон сафед мешавад. 29 Ё ки Худо фақат Худои яҳудиён аст? Магар Худои халқҳо ҳ&м нест? Албатта, Худои халққо ҳам мебошад; 30 Чунки Худо ягона аст, ва Ӯ махтунонро аз рӯи илюн ва номахтунонро ба воситаи имон сафед мекунад. 31 Пас, оё мо шариатро ба воситаи имон ботшг мекунем? Ба ҳеҷ ваҷҳ, балки шариатро устувор мегардонем.

## Румиён 4

1. ПАС, фаразан, падари мо Иброҳим ба ҳасби ҷисм чӣ чизе пайдо кард? 2 Агар Иброҳим бо аъмоли худ сафед шуда бошад, ӯ шоёни таъриф аст, аммо на дар пеши Худо. 3 Зеро ки дар Навиштаҳо чй гуфта шудааст? "Иброҳим ба Худо имон овард, ва ин барои ӯ адолат ҳисоб карда шуд". 4 Барои касе ки амал мекунад, муздаш на аз рӯи эҳсон, балки аз рӯи ӯҳдадорӣ ҳисоб карда мешавад; 5. Лекин барои касе ки амал намекунад, балки имон меоварад ба Он ки осиёнро сафед мекунад, имонаш адолат ҳисоб карда мешавад. 6 Чунон ки Довуд низ одамеро хушбахт меномад, ки Худо ба ваи адолатро сарфи назар аз аъмолаш ато мекунад: 7 "Хушо касоне ки ҷиноятҳошон

омурзида ва хатоҳошон пӯшида шудааст; 8 "Хушо касе ки Худованд гуноҳи варо ба ҳисоб намео варад".  9. Оё ин хушбахтӣ ба махтунон тааллуқ дорад ё ки ба номахтунон низ? Мо гуфтем, ки барои Иброҳим имонаш адолат ҳисоб карда шуд. 10 Кай ҳисоб карда шуд? Баъд аз хатна ё ки пеш аз хатна? Баъд аз хатна не, балки пеш аз хатна буд. 11 Ва аломати хатнаро ӯ, ҳамчун мӯҳри адолат мувофиқи имоне ки дар ҳолати номахтунии худ дошт, пайдо кард, бинобар ин ӯ падари ҳамаи имондорони номахтун шуд, то ки ба онҳо низ адолат ато шавад, 12 Ва ҳамчунин падари махтунон шуд, ки онҳо на фақат хатна шудаанд, балки низ имонеро, ки Иброҳим дар ҳолати номахтунӣ дошт, пайравӣ мекунанд.
13. Зеро ки ба Иброҳим, ё ба наслаш, ваъдаи он ки ӯ вориси ҷаҳон хоҳад буд, ба воситаи шариат не, балки ба воситаи адолати имон ато шудааст. 14 Зеро ки агар аҳли шариат ворис бошанд, дар он сурат имон пуч асту ваъда ботил; 15 Чунки шариат сабаби ғазаб мещавад, зеро дар ҷое ки шариат нест, вайронкунии он ҳам нест. 16 Бинобар ин мувофиқи имон аст, то ки мувофиқи файз бошад, барои он ки ваъда ба тамоми насли

Иброҳим, на фақат ба насли мувофиқи шариат, балки ба насли мувофиқи имони ӯ низ таъмин шавад, ки ӯ падари ҳамаи мост, 17 Чунон ки навишта шудааст: "Ман туро падари халқҳои бисьёр гарцоидач", - дар пеши Худое ки Иброҳим ба Ӯ имон овард, дар пеши Худое ки мурдагонро зинда мекунад ва номавҷудро ҳамчун мавҷуд мехонад. 18 Дар сурате ки ҳеҷ умеде набуд, Иброҳим умедвор шуда, имон овард, то ки падари халқҳои бисьёр шавад, аз рӯи он чи гуфта шудааст: "Насли ту чунин хоҳад буд". 19 Ва имонаш суст наигуд, ва ба он ҳам назар накард, ки ҷисми ӯ, дар синни қариб садсолагӣ, аллакай пир шудааст, ва батни Соро низ аз кор баромадааст; 20 Ва ба ваъдаи Худо аз беимонӣ шубҳа накард, балки дар имонаш устувор истода, Худоро ҳамду сано хонд, 21 Ва боварии комил дошт, ки Ӯ ба иҷрои ваъдаи Худ низ қодир аст.
22. Аз ҳамин сабаб барои ӯ адолат ҳисоб карда шуд. 23 Аммо на фақат нисбат ба ӯ навишта шудааст, ки барои ӯ ҳисоб карда шуд, 24 Вале нисбат ба мо низ: барои мо низ ҳисоб карда хоҳад шуд, ки имон дорем ба Он ки Худованди мо Исоро аз мурдагон эҳьё кард, 25 Ки Ӯ ба

сабаби гуноҳҳои мо таслим карда шуд ва аз
барои сафед кардани мо эҳье гардид.

## Румиён 5

1 ПАС, мо бо имон сафед шуда, бо Худо ба
воситаи Худованди мо Исои Масеҳ сулҳу
осоиштагӣ дорем, 2 Ки ба воситаи Ӯ мо бо
имон сӯи ин файзе роҳ ёфтаем, ки дар он
истодаем ва бо умеди ҷалоли Худо меболем. 3
Ва на фақат бо ин, балки бо мусибатҳо низ
меболем, зеро медонем, ки мусибат сабрро ба
вуҷуд меоварад, 4 Ва сабр - ботаҷрибагиро, ва
ботаҷрибагӣ - умедро, 5 Ва умед шарманда
намекунад, чунки муҳаббати Худо дар дилҳои
мо ба воситаи Рӯҳулқудс, ки ба мо ато нгуд,
ҷорӣ шудааст. 6 Зеро ки Масеҳ, хднгоме ки мо
ҳанӯз суст будем, дар вакти муқарраршуда
барои осиён мурд. 7 Зеро гумон намеравад, ки
касе барои одиле бимирад, вале эҳтимол
дорад, ки барои ягон некӯкоре касе ба мурдан
ҷуръат кунад. 8 Лекин Худо муҳаббати Худро
нисбат ба мо бо ҳамин исбот мекунад, ки
ҳангоме ки ҳанӯз гуноҳкор будем, Масеҳ
барои мо мурд. 9 Пас, алалхусус алҳол, ки бо
Хуни Ӯ сафед шудаем, ба воситаи Ӯ аз ғазаб

наҷот хоҳем ёфт. 10 Зеро ки агар бо Худо,
ҳангоми душман будани худ, ба воситаи
мамоти Писари Ӯ мусолиҳа карда бошем, -
пас, алалҳусус баъд аз мусолиҳа кардан, мо ба
воситаи ҳаёти Ӯ наҷот хоҳем ёфт; 11 Ва на
фақат ин, балки низ бо Худо ба воситаи
Худованди мо Исои Масеҳ меболем, ки ба
василаи Ӯ алҳол мусолиҳа ба даст овардаем.
12. Пас, чунон ки ба воситаи як одам гуноҳ ба
ҷаҳон дохил шуд ва бо гуноҳ мамот омад,
ончунон низ ба ҳамаи одамон гузашт, чунки
ҳама гуноҳ карданд. 13 Зеро ки пеш аз шариат
ҳам гуноҳ дар ҷаҳон буд, Лекин вақте ки
шариат нест, гуноҳ ҳисоб карда намешавад. 14
Бо ин ҳама, аз Одам то Мусо мамот бар онҳое
низ ҳукмрон буд, ки гуноҳе ба монанди гуноҳи
Одам накарда буданд, ки ӯ тимсоли Шахси
оянда аст. 15 Лекин бахшоиши файз
наончунон аст, кигуноҳбошад. Зеро ки агар бо
гуноҳи як кас бисьёр касон гирифтори мамот
шуда бошанд, пас, алалхусус файзи Худо ва
бахшоиши он барои бисьёр касон ба василаи
файзи як одам, яъне Исои Масеҳ, фаровон
мегардад. 16 Ва бахшоиш на ончунон аст, ки
ба воситаи як гуноҳкор бошад; зеро ки доварӣ
пас аз як гуноҳ сабаби маҳкумият мешавад,

лекин бахшоиши файз пас аз гуноҳҳои бисьёр
сафед мекунад. 17 Зеро ки агар бо гуноҳи як
кас мамот ба воситаи ҳамин як кас ҳукмрон
шуда бошад, - пас, алалхусус онҳое ки файзи
фаровон ва бахшоищи адолатро қабул
мекунанд, дар ҳаёт ба воситаи Исои Масеҳи
ягона ҳумкрон хоҳанд шуд. 18 Бинобар ин,
чунон ки ба воситаи гуноҳи як кас ҳамаи
одамон маҳкум шуданд, ончунон ба воситаи
адолати як кас ҳамаи одамон барои ҳаёт сафед
шуданд. 19 Зеро, чунон ки ба воситаи
беитоатии як кас бисьёр касон гуноҳкор
шуданд, ончунон ба воситаи итоати як кас
бисьёр касон одил мешаванд. 20 Аммо шариат
баъд ба майдон омад, то ки гуноҳ зиёд шавад;
ва ҳангоме ки гуноҳ зиёд шуд, файз бағоят
фаровон гардид, 21 То ки, чунон ки гуноҳ ба
воситаи мамот хукмрон шуд, ончунон файз
ҳам ба воситаи адолат барои ҳаёти ҷовидонӣ
ба василаи Худованди мо Исои Масеҳ
ҳукмрон шавад.

## Румиён 6

1. ПАС чӣ гӯем? Оё дар гуноҳ бимонем, то ки
файз зиёд шавад? Ба ҳеҷ ваҷҳ. 2 Мо, ки нисбат

ба гуноҳ мурдаем, чӣ гуна метавонем дар он
боз зиндагӣ кунем? 3 Оё намедонед, ки ҳамаи
мо, ки дар Исои Масеҳ таъмид ёфтаем, дар
мамоти Ӯ таъмид ёфтаем? 4 Пас мо, дар
мамоташ таъмид ёфта, бо Ӯ дафн шудаем, то
ки, чунон ки Масеҳ бо ҷалоли Падар аз
мурдагон эҳьё шуд, ончунон мо низ дар ҳаёти
нав қадамгузор шавем. 5 Зеро ки агар мо дар
мисоли мамоти Ӯ бо Ӯ пайванд шуда бошем,
дар мисоли эҳьёи Ӯ низ пайванд хоҳем буд. 6
Зеро медонем, ки инсони кӯҳнаи мо бо Ӯ
маслуб шудааст, то ки чисми пургуноҳ ботил
гардад, ва мо Дигар бандагони гуноҳ
набощем; 7 Чунки мурда аз гуноҳ фориғ аст. 8
Агар мо бо Масеҳ мурда бошем, боварӣ
дорем, ки бо Ӯ низ хоҳем зист. 9 Зеро
медонем, ки чун Масеҳ аз мурдагон эҳьё шуд,
дигар намемирад: мамот дигар бар Ӯ қудрат
надорад, 10 Зеро, ин ки Ӯ мурд, як бор барои
ҳамеша нисбат ба гуноҳ мурд, аммо ин ки
зинда аст, барои Худо зинда аст. 11 Ҳамин
тавр шумо низ худро барои гуноҳ кардан
мурда, аммо барои Худо дар Худованди мо
Исои Масеҳ зинда ҳисоб кунед. 12 Пас, бигзор
гуноҳ дар ҷисми мирандаи шумо ҳукмрон
нашавад, то ки ба ҳавасҳои он итоат намоед;

13 Ва андоми худро ба гуноҳ насупоред, то ки олати шарорат шавад, балки худро, ҳамчун касони аз мурдагон зиндашуда, ба Худо таслим кунед ва андоми худро дар иҳтиёри Худо вогузор намоед, то ки олати адолат бошад, 14. Зеро ки гуноҳ дигар набояд бар шумо ҳумкронӣ кунад: шумо, охир, тобеи шариат не, балки тобеи файз ҳастед. 15 Пас чӣ кунем? Оё гуноҳ кардан гирем ба он сабаб ки тобеи шариат не, балки тобеи файз ҳастем? Ба ҳеҷ ваҷҳ. 16 Оё намедонед, ки ба ҳар кӣ шумо худро чун бандагон барои итоат таслим кунед, бандагони ҳамон кас гардида, ба вай мутеъ мешавед, хоҳ гуноҳе барои мамот бошад, хоҳ итоате барои адолат? 17 Аммо, Худоро шукр, ки агарчи пештар бандагони гуноҳ будед, ҳоло аз самими қалб ба ҳамон тарзи таълим мутеъ шудаед, ки худро ба он таслим кардаед. 18 Ва аз гуноҳ фориғ шуда, бандагони адолат гардидаед. 19 Ба хотири сустии ҷисматон, ба таври муҳокимаронии одамӣ мегӯям: чунон ки шумо андоми худро ба бандагии нопокӣ ва шарорат таслим карда, ба шарорат афтода будед, ончунон ҳоло андоми худро ба бандагии адолат барои қудсият вогузор намоед. 20 Зеро вақте ки шумо бандагони

гуноҳ будед, аз адолат фориғ будед. 21 Пас он
вақт чӣ самаре доштед? Корҳое мекардед, ки
ҳоло аз онҳо шарм доред, чунки анҷоми онҳо
мамот аст. 22 Лекин ҳоло, ки аз гуноҳ фориғ
шуда, бандагони Худо гардидаед, самари шумо
қудсият аст, ва анҷоми кор ҳаёти ҷовидонист.
23 Зеро ки музди гуноҳ мамот аст, аммо
бахшоиши файзи Худо ҳаёти ҷовидонист ба
воситаи Худованди мо Исои Масеҳ.

## Румиён 7

1. ЭЙ бародарон, магар намедонед, - зеро ба
воқифони шариат сухан мегӯям, - ки шариат
бар одамизод дар айёми зиндагии вай қудрат
дорад? 2 Зеро ки зани шавҳардор мувофиқи
шариат ба шавҳари зинда вобаста аст, ва агар
шавҳараш бимирад, вай аз шариати
шавҳардорӣ фориғ мешавад. 3 Бинобар ин
агар вай дар айёми зиндагии шавҳараш ба
марди дигаре равад, зинокор номида мешавад;
лекин агар шавҳараш бимирад, вай аз шариат
фориғ мешавад ва ҳар гоҳ ба марди дигар
бирасад, зинокор ҳисоб намеёбад. 4 Шумо
низ, эй бародарон, ба воситаи Бадани Масеҳ
ба шариат мурдаед, то ки ба Дигаре, ба Он ки

аз мурдагон эҳьё шуд, тааллуқ дошта бошед, барои он ки мо ба Худо самаре оварем. 5 Зеро, вақте ки мо ба ҳасби ҷисм зиндагӣ мекардем, ҳаваси гуноҳҳое ки ба воситаи шариат ошкор мешуд, дар андоми мо амал мекард, барои он ки ба мамот самаре оварем; 6 Лекин ҳоло мо ба шариате ки моро баста буд, мурда, аз он фориғ шудаем, то ки мувофиқи рӯҳи тоза бандагӣ кунем, на ин ки мувофиқи ҳарфи кӯҳна. 7 Пас чӣ гӯем? Оё шариат бо гуноҳ якест? Ба ҳеҷ ваҷҳ. Лекин ман гуноҳро маҳз ба воситаи шариат донистаам. Зеро агар шариат намегуфт, ки "тамаъ накун", ман намедонистам, ки тамаъ чист. 8 Аммо гуноҳ, бо баҳонаи ҳукми шариат, дар дили ман ҳар гуна тамаъро ба вуҷуд овард, зеро ки бе шариат гуноҳ мурда аст. 9 Ман як вақте бе шариат зиндагӣ мекардам; аммо вақте ки ҳукми шариат ба майдон омад, гуноҳ ҷон гирифт, 10 Ва ман мурдам, ва он ҳукме ки барои ҳаёт дода шуда буд, сабаби мамоти ман шуд; 11 Чунки гуноҳ, бо баҳонаи ҳукми шариат, маро фиреб дод ва ба воситаи он кушт. 12 Бинобар ин шариат муқаддас аст, ҳукми он низ муқаддас, барҳақ ва нек аст. 13 Пас, оё чизи нек барои ман сабаби мамот шуд?

Ба ҳеҷ ваҷҳ. Балки гуноҳ сабаби он шуд: барои он ки вай ҳамчун гуноҳ зоҳир шавад, ба воситаи чизи нек ба ман мамот овард, то ки гуноҳ ба воситаи ҳукми шариат ниҳоятдараҷа азим гардад. 14 Зеро мо медонем, ки шариат рӯҳонӣ мебошад, вале ман нафсонӣ ҳастам ва ба гуноҳ фурӯхта шудаам. 15 Ман, охир, он чи мекунам, намефаҳмам; чунки он чи мехоҳам, намекунам, балки он чи бад мебинам, мекунам. 16 Пас модоме ки он чи намехоҳам, мекунам, бо ҳамин эътироф менамоям, ки шариат нек аст. 17 Бинобар ин акнун кунандаи он ман нестам, балки гуноҳест, ки дар ман вуҷуд дорад. 18 Зеро медонам, ки дар ман, яъне дар ҷисми ман, чизи нек мавҷуд нест; чунки майли кардани кори нек дар ман бошад ҳам, ёрои кардани он надорам. 19 Зеро он кори неке ки мехоҳам, намекунам, лекин кори баде ки намехоҳам, мекунам. 20 Пас модоме ки он чи намехоҳам, мекунам, акнун кунандаи он ман нестам, балки гуноҳест, ки дар ман вуҷуд дорад. 21 Хуллас, ман чунин қонун пайдо мекунам, ки ҳангоме ки ман мехоҳам кори нек кунам, аз ман кори бад сар мезанад. 22 Зеро ки ман ба ҳасби инсони ботинӣ аз щариати Худо лаззат мебарам, 23 Лекин дар андоми худ

қонуни дигаре мебинам, ки он ба муқобили қонуни хиради ман меҷангад ва маро асири он қонуни гуноҳ мегардонад, ки дар андоми ман мавҷуд аст. 24 Вой бар ҳоли ман, ки шахси мискин ҳастам! Кй маро аз ин ҷисми гирифтори мамот раҳоӣ медиҳад? 25 Худоро ба воситаи Худованди мо Исои Масеҳ шукр мегӯям. Пас, ман бо хиради худ шариати Худоро бандагӣ мекунам, вале бо ҷисми худ қонуни гуноҳро.

## Румиён 8

1. ПАС, ҳеҷ маҳкумияте нест барои онҳое ки дар Исои Масеҳ ҳастанд ва на ба ҳасби ҷисм, балки ба ҳасби рӯҳ зиндагӣ мекунанд, 2 Чунки қонуни рӯҳи ҳаёт дар Исои Масеҳ маро аз қонуни гуноҳ ва мамот фориғ кардааст. 3 Зеро, азбаски шариат бо айби ҷисм суст шуда, ноилоҷ монда буд, Худо Писари Худро ба сурати ҷисми пургуноҳ ва барои гуноҳ фиристода, гуноҳро дар ҷисм маҳкум кард, 4 То ки аҳкоми одилонаи шариат дар мо, ки на ба ҳасби ҷисм, балки ба ҳасби рӯҳ зиндагӣ мекунем, ба амал ояд. 5 Зеро онҳое ки ба ҳасби ҷисм зиндагй мекунанд, дар бораи чизи

ҷисмонӣ фикр меронанд, вале онҳое ки ба
ҳасби рӯҳ зиндагй мекунанд, дар бораи чизи
рӯҳонӣ фикр меронанд. 6 Фикрҳои ҷисмонй
мамот аст, аммо фикрҳои рӯҳонӣ - ҳаёт ва
сулҳу осоиштагй, 7 Чунки фикрҳои ҷисмонй
душманӣ ба Худост, зеро ки ба шариати Худо
итоат намекунад ва наметавонад итоат кунад.
8 Бинобар ин онҳое ки ба ҳасби ҷисм зиндагӣ
мекунанд, ба Худо тшсанд афтода
наметавонанд. 9 Лекин шумо на ба ҳасби
ҷисм, балки ба ҳасби рӯҳ зиндагӣ мекунед,
агар ҳақиқатан Рӯҳи Худо дар шумо сокин
бошад. Аммо агар касе дорои Рӯҳи Масеҳ
набошад, вай аз они Ӯ нест. 10 Ва агар Масеҳ
дар шумо бошад, ҷисм ба воситаи гуноҳ мурда
аст, вале рӯҳ ба воситаи адолат зинда аст. 11
Ва агар Рӯҳи Он ки Исоро аз мурдагон эҳьё
кард, дар шумо сокин бошад, Он ки Масеҳро
аз мурдагон эҳьё кард, ҷисмҳои мирандаи
шуморо низ бо Рӯҳи Худ, ки дар шумо сокин
аст, зинда хоҳад кард. 12 Пас, эй бародарон,
мо ӯхдадори ҷисм нестем, ки ба ҳасби ҷием
зиндагй кунем; 13 Зеро ки агар шумо ба ҳасби
ҷисм зиндагӣ кунед, албатта хоҳед мурд; аммо
агар аъмоли ҷисмониро ба воситаи Рӯҳ
бикушед, зинда хоҳед монд.

14. Зеро ҳамаи онҳое ки роҳнамояшон Рӯҳи Худост, фарзандони Худо ҳастанд; 15 Чунки шумо рӯҳи бандагиро қабул накардаед, ки боз ҳаросон шавед, балки Рӯҳи фарзандхондагиро қабул кардаед, ки ба Он мо нидо мекунем: "Эй Або, эй Падар!" 16 Ҳамон Рӯҳ ба рӯҳи мо шаҳодат медиҳад, ки мо фарзандони Худо ҳастем. 17. Ва агар фарзандонаш бошем, ворисонаш низ ҳастем: ворисони Худо ва ҳамирсони Масеҳ ҳастем, агар ҳақиқатан бо Ӯ азобу укубат кашем, то ки бо Ӯ низ ҷалол ёбем. 18 Зеро, ба ақидаи ман, азобу укубатҳои замони ҳозира назар ба он ҷалоле ки дар мо зоҳир хоҳад шуд, ҳеҷ аст. 19 Зеро ки махлукрт бо умед ба зуҳури фарзандони Худо мунтазир аст, 20 Чунки махлуқот на бо ихтиёри худ, балки ба хотири мутеъкунандаи ҳуд мутеи оворагӣ шудааст, ба умеди он ки 21 Худи махлуқот ҳам аз бандагии фано халосӣ ёфта, ба озодии ҷалоли фарзандони Худо шарик хоҳад шуд. 22 Зеро медонем, ки тамоми махлуқот бо якҷоягӣ то алҳол оҳу нола мекунад ва азоб мекашад; 23 Ва на фақат он, балки худи мо низ, ки соҳиби навбари Рӯҳ ҳастем, дарунакӣ оху ноламекунем ва мунтазири фарзандхондагӣ ва кафорати ҷисми

худ мебошем. 24 Зеро ки бо умед наҷот ёфтаем. Аммо умед, вакте ки онро мебинанд, дигар умед нест; зеро ки кас агар чизеро бинад, чаро боз дар умеди он бошад? 25 Аммо агар мо дар умеди чизе бошем, ки онро намебинем, бо сабр мунтазираш мешавем.
26. Ҳамчунин Рӯҳ низ моро дар нотавониамон тақвият медиҳад; зеро ки мо намедонем дар чӣ ҳусус ба таври бояду шояд дуо гӯем, лекин Худи Рӯҳ барои мо бо оҳу нолаҳое шафоат мекунад, ки сухан аз баёнашон оҷиз аст. 27 Таҳқиқкунандаи дилҳо аз андешаи Рӯҳ огоҳ аст, чунки Ӯ барои муқаддасон мувофики хости Худо шафоат мекунад. 28 Дар баробари ин мо медонем, ки ба дӯстдорони Худо, ки мувофиқи пешбинии Ӯ даъват шудаанд, ҳама чиз бар нафъашон ёрдам медиҳад; 29 Зеро ҳар киро, ки Ӯ пешакӣ шиноҳтааст, онҳоро низ пешакӣ муайян кардааст, ки ба сурати Писараш монанд шаванд, то ки Ӯ дар миёни бародарони бисьёр нахустзода бошад; 30 Ва ҳар киро, ки Ӯ пешакӣ муайян кардааст, онҳоро низ даъват намудааст; ва ҳар киро, ки даъват намудааст, онҳоро низ сафед кардааст; ва ҳар киро, ки сафед кардааст, онҳоро низ ҷалол додааст.  31. Пас мо ба ин чй гӯем? Агар

Худо тарафгири мо бошад, зидди мо кист? 32
Он Худое ки Писари Худро дареғ надоштааст,
балки Ӯро барои ҳамаи мо таслим кардааст, чӣ
гуна бо якҷоягии Ӯ ҳама чизро ба мо
намебахшад? 33 Кӣ баргузидагони Худоро
айбдор мекунад? Оё Худое ки сафедкунанда
аст? 34 Кй маҳкум мекунад? Оё Масеҳе ки
мурдааст, вале боз эҳьё шудааст? Оё Ӯ, ки ба
ямини Худо нишастааст? Оё Ӯ, ки дар ҳаққи
мо шафоат мекунад? 35 Кӣ моро аз муҳаббати
Масеҳ ҷудо мекунад? Оё андӯҳ, ё фалоқат, ё
таъқибот, ё гуруснагӣ, ё бараҳнагй, ё хатар, ё
шамшер? 36 Чунон ки навишта шудааст: "Ба
хотири Ту мо ҳар рӯз кушта мешавем, мисли
гӯсфандони забҳ ба шумор меравем". 37 Аммо
бар ҳамаи ин мо ба воситаи Дӯстдорамон
пурра ғолиб меоем. 38 Зеро ман мӯътақидам,
ки на мамот, на ҳаёт, на фариштагон, на
мабдаъҳо, на қувваҳо, на ҳозира, на оянда, 39
На баландӣ, на умқ, на ҳар гуна махлуқи дигар
моро аз муҳаббати Худо, ки дар Худованди мо
Исои Масеҳ аст, ҷудо карда наметавонад.

# Румиён 9

1. ДАР Масеҳ рост мегӯям, дурӯғ намегӯям, виҷдонам дар Рӯҳулқудс бо ман шаҳодат медиҳад, 2 Ки ғуссаи бузургест барои ман, ва сӯзи дили ман поён надорад: 3 Зеро ман мехостам, ки ба хотири бародаронам, ки ба ҳасби ҷисм хешони мананд, худам аз Масеҳ маҳрум шавам. 4 Онҳо исроилиёнанд; фарзандхокдагӣ ва ҷалол, аҳдҳо ва шариат, ибодат ва ваъдаҳо ба онҳо тааллуқ доранд; 5 Ва падарон аз онҳоянд, ва аз онҳо Масеҳ ба ҳасби ҷисм ба ҷаҳон омадааст, ки Худо бар ҳама ва то абад муборак аст, омин. 6. Аммо чунин нест, ки каломи Худо аз эътибор соқит шуда бошад. Зеро на ҳама исроилиянд, ки аз Исроил бошанд, 7 Ва на ҳама фарзандони Иброҳиманд, ки наслаш ҳастанд; балки "насли ту аз Р1сҳоқ хонда хоҳад шуд". 8 Яъне на ҳачаи фарзандони ҷисм фарзандони Худо ҳастанд; балки фарзандони ваъда насл ҳисоб меёбанд. 9 Зеро ки каломи ваъда чунин аст: "Дар ҳамин вақт хоҳам баргашт, Еа Сороро писаре хоҳад шуд". 10 Ва на фақат ин, балки ба Ривқо низ ҳамин тавр шуд, вакте ки вай аз яке, яъне аз падарамон Исҳоқ ба як шикам ду

писарро ҳомила буд. 11 Зеро ки пеш аз таваллуди онҳо, ки ҳанӯз ҳеҷ амали неке ё" баде накарда буданд, - барои он ки пешбинии Худо дар интихобашон на аз аъмол, балки аз Даъваткунанда содир шавад, - 12 Ба вай гуфта шуд: "Калонӣ ба хурдӣ хизмат кунад", 13 Чунон ки навишта шудааст: "Яъқубро Ман дӯст доштам, аммо Эсовро бад дидам". 14. Пас чӣ гӯем? Магар назди Худо беинсофӣ ҳаст? Ба ҳеҷ ваҷҳ. 15 Зеро ки Ӯ ба Мусо мегӯяд: "Ҳар киро марҳамат кардан хоҳам, марҳамат мекунам; ба ҳар кӣ раҳм кардан хоҳам, раҳм мекунам". 16 Пас, гап на дар он кас аст, ки майл дорад ва саъю кӯшиш мекунад, балки дар марҳамати Худост. 17 Зеро ки Навиштаҳо ба фиръавн мегӯяд: "Барои он Ман туро ба по гузоштаам, ки қуввати Худро бар ту нишон диҳам, то ки исми Ман дар тамоми ҷаҳон интишор ёбад". 18 Пас, Ӯ ҳар киро хоҳад, марҳамат мекунад, ва ҳар киро ҳоҳад, сангдил мегардонад. 19 Ту ба ман ҳоҳӣ гуфт: "Пас чаро Ӯ боз мазаммат мекунад? Зеро кист, ки ба иродаи Ӯ муқобилат карда тавонад?" 20 Аммо ту кистӣ, эй одамизод, ки бо Худо баҳсу мунозира мекунӣ? Оё маснӯъ ба сонеъ мегӯяд: "Чаро маро чунин соҳтӣ?" 21 Оё

кӯзагар ихтиёр надорад, ки аз айни як гил
зарфе барои истеъмолоти олӣ ва зарфи дигаре
барои истеъмолоти паст бисозад? 22 Пас, чӣ
ҷои баҳс аст, ки агар Худо, бо мақсади нишон
додани ғазаби Худ ва зоҳир сохтани иқтидори
Худ, зарфҳои ғазабро, ки барои ҳалокат сохта
шудаанд, бо пурсабрии азиме таҳаммул карда
бошад, 23 То ки фаровонии ҷалоли Худро бар
зарфҳои марҳамат, ки Ӯ пешакӣ онҳоро барои
ҷалол омода кардааст, зоҳир созад. 24 Ва он
зарфҳои марҳамат моем, ки Ӯ моро на фақат
аз байни яҳудиён, балки аз байни халқҳо ҳам
даъват намудааст, 25. Чунон ки дар Хушаъ низ
мегӯяд: Юнҳоеро, ки қавми Ман нестанд,
қавми Худ хоҳам хонд, ва онро, ки маҳбуба
нест, маҳбуба хоҳам ҳонд; 26 «Ва дар он ҷое
ки ба онҳо гуфта шудааст: "Шумо қавми Ман
нестед", онҳо фарзандони Худои Ҳан номида
хоҳанд шуд». 27 Ва Ишаъе дар бораи Исроил
нидо мекунад, ки: "Агар шумораи банӣИсроил
мисли реги баҳр бошад ҳам, бақияе наҷот
хоҳад ёфт; 28 "Зеро ки Худованд коре ба
итмом мерасонад ва ба зудӣ аз рӯи адолат ҳал
мекунад, кори қатъие бар замин анҷом
медиҳад". 29 Ва чунон ки Ишаъё пешгӯӣ
кардааст: "Агар Худованди лашкарҳо барои мо

насле боқӣ намегузошт, мо мисли Садӯм
мешудем ва ба Амӯро монандӣ медоштем".
30. Пас чӣ гӯем? Халқҳое ки дар паи адолат
набуданд, адолат ба даст оварданд: адолате ки
аз имон аст; 31 Аммо Исроил, ки дар паи
шариати адолат буд, ба щаоиати адолат
нарасид. 32 Чаро? Чунки онро на дар имон,
балки дар аъмол толиб шуданд. Онҳо ба санги
пешпое пешпо хӯрданд, 33 Чунон ки навишта
шудааст: "Инак, дар Сион санги пешпо ва
сахраи васваса мегузорам, ва ҳар кй ба Ӯ имон
оварад, хиҷил нахоҳад шуд".

## Румиён 10

1. ЭЙ бародарон! Орзуи дили ман ва дуои ман
назди Худо барои Исроил ин аст, ки онҳо
наҷот ёбанд. 2 Зеро дар бораи онҳо шаҳодат
медиҳам, ки рашки Худоро доранд, аммо на аз
рӯи фаҳм. 3 Зеро ки ба адолати Худо сарфаҳм
нарафта, адолати худашонро барқарор кардани
шуданд ва ба ин сабаб ба адолати Худо итоат
накарданд; 4 Чунки Масеҳ анҷоми шариат аст
барои адолати ҳар касе ки имон меоварад. 5
Мусо дар бораи адолате ки аз рӯи шариат аст,
чунин менависад: "Ҳар кй онро ба ҷо оварад,

ба воситаи он хоҳад зист". 6 Аммо адолате ки
аз рӯи имон аст, чунин мегӯяд: «Дар дили худ
нагӯ: "Кӣ ба осмон сууд мекунад?"» - барои он
ки Масеҳро поён фурорад. 7 Ё: "Кӣ ба варта
нузул мекунад?" - барои он ки Масеҳро аз
мурдагон боло барорад. 8 Аммо вай чӣ
мегӯяд? "Калом наздики туст, дар даҳони ту ва
дар дили туст", яъне каломи имон, ки мо онро
мавъиза мекунем. 9 Зеро агар ту бо даҳони худ
эътироф кунӣ, ки Исо Худованд аст, ва бо дили
худ имон оварӣ, ки Худо Ӯро аз мурдагон эҳьё
кард, наҷот хоҳӣ ёфт; 10 Чунки одам бо дили
худ имон меоварад, ки ин барои адолати ӯст,
ва бо даҳони худ эътироф мекунад, ки ин
барои наҷоти ӯст. 11 Зеро Навиштаҳо мегӯяд:
"Ҳар кӣ ба Ӯ имон оварад, хиҷил нахоҳад
шуд". 12 Ва дар ин бобат ҳеҷ тафовуте дар
миёни яҳудиён ва юнониён нест, зеро ҳама
Худованди Ягонае доранд, ки барои ҳамаи
онҳое ки исми Ӯро мехонанд, сарватманд аст.
13 Зеро "ҳар кӣ исми Худовандро бихонад,
наҷот хоҳад ёфт". 14 Аммо чӣ гуна онҳо
бихонанд Онро, ки ба Ӯ имон наовардаанд?
Чӣ гуна онҳо имон оваранд ба Он ки дар
бораи Ӯ чизе нашунидаанд? Чӣ гуна онҳо
бидуни воизон чизе бишнаванд? 15 Ва чӣ гуна

ба онҳо воизон мавъиза кунанд бе он ки
фиристода шаванд? Чунон ки навишта
шудааст: "Чӣ гуна зебост лойҳои онҳое ки аз
сулҳу осоиштагӣ башорат медиҳанд, аз некӣ
башорат медиҳанд!" 16 Лекин на ҳама
башоратро гӯш карданд. Зеро Ишаъё мегӯяд:
"Худовандо! Кӣ ба ваъзи мо имон овардааст?"
17 Пас, имон аз шунидани ваъз аст ва
шунидани ваъз ба воситаи каломи Худост. 18
Аммо мегӯям: оё онҳо нашунидаанд? Баръакс:
"Садои онҳо дар тамоми замин паҳн шуд, ва
каломашон то ақсои дуньё расид". 19 Аммо
мегӯям: оё Исроил намедонист? Пеш аз ҳама
Мусо мегӯяд: "Ман ба воситаи он чи қавм
нест, рашки шуморо ба вуҷуд хоҳам овард, ба
воситаи мардуми бефаҳм шуморо ба хашм
хоҳам овард". 20 Ва Ишаъё далерона мегӯяд:
"Касоне Маро ёфтанд, ки толиби Ман
набуданд, ба касоне Худро зоҳир сохтам, ки
ҷӯёи Ман набуданд". 21 Аммо дар бораи
Исроил Ӯ мегӯяд: "Тамоми рӯз дастҳои Худро
суи қавми беитоат ва гарданкаш дароз
кардам".

# Румиён 11

1. ПАС, ман мегӯям: магар Худо қавми Худро
рад кардааст? Ба ҳеҷ ваҷҳ. Зеро ки ман ҳам
исроилӣ, аз насли Иброҳим, аз сибти
Биньёмин ҳастам. 2 Худо қавми Худро, ки
пешакӣ шинохта буд, рад накардааст. Оё
намедонед, ки Навиштаҳо дар ҳикояти Ильёс
чӣ мегӯяд? Чӣ гуна ӯ ба Худо аз Исроил
шикоят карда, мегӯяд: 3 "Худовандо! Анбиёи
Туро онҳо куштанд, қурбонгоҳҳои Туро
вайрон карданд; танҳо ман мондаам, дар қасди
ҷони ман низ мебошанд". 4 Аммо Худо ба ӯ чӣ
ҷавобе дод? "Ҳафт ҳазор одамро, ки назди
Баал зону назадаанд, барои Худ нигоҳ
доштаам". 5 Ҳамчунин дар замони ҳозира низ,
мувофиқи интихоби файз, бақияе мондааст. 6
Аммо агар ин мувофиқи файз бошад, пас
мувофиқи аъмол нест, вагар на файз дигар
файз нашуда мемонад. Ва агар мувофиқи
аъмол бошад, пас ин дигар файз нест, вагар на
ачал дигар амал нашуда мемонад. 7 Пас чӣ
гӯем? Исроил он чиро, ки толиб буд, ба даст
наовард. Аммо баргузидагон ба даст оварданд,
ва касони боқӣ сангдил шуданд, 8 Чунон ки
навишта шудааст: "Худо ба онҳо рӯҳи хоби

гаронро дод, ва чашмоне ки намебинанд, ва гӯшҳое ки то имрӯз намешунаванд". 9 Довуд низ мегӯяд: "Бигзор суфраи онҳо барои сазояшон ба доме, капқоне ва тузоқе мубаддал гардад; 10 Бигзор чашмони онҳо хира шавад, то ки набинанд, ва тахтапушти онҳо абадан хам шавад".  11. Пас, ман мегӯям: оё онҳо то ба дараҷае пешпо хӯрдаанд, ки фурӯ ғалтанд? Ба ҳеҷ ваҷҳ. Аммо аз пешпохӯрии онҳо ба халқҳо наҷот омад, то ки рашки онҳоро ба вуҷуд оварад. 12 Ва агар пещпохӯрии онҳо сарвати ҷаҳон ва шикасти онҳо сарвати халқҳо бощад, камоли онҳо чанд маротиба зиёдтар фоидабахщ хоҳад буд! Имондорон набояд мағрур шаванд, балки бо фурӯтанӣ бар ҳасби имон дар меҳрубонии Худо собит бимонанд 13 Ба шумо, эй халқҳо, мегӯям: ҳамчун ҳаввории халқҳо ман хизмати худро ситоиш мекунам: 14 Ба умеди он ки рашки онҳоеро, ки ба ҳасби ҷисм ба ман наздиканд, ба вуҷуд оварам ва баъзеи онҳоро наҷот диҳам. 15 Зеро, агар радшавии онҳо мусолиҳаи ҷаҳон шуда бощад, пас қабулшавии онҳо, ба ҷуз эҳьё аз мурдагон, чӣ хоҳад буд? 16 Агар хамирмоя муқаддас бошад, хамир низ мукаддас аст; ва агар реща муқаддас бошад, шохаҳо низ муқаддас аст.

17. Аммо агар баъзе аз шохаҳо пшкаста чудо шуда бошанд, ва ту, ки зайтуни ёбоӣ будӣ, ба ҷои онҳо паиванд гашта, ба реша ва шираи зайтун шарик шуда бощӣ, - 18 Пас назди он шохаҳо мағрур машав; ва агар мағрур шавӣ, бидон, ки ту решаро нигоҳ надоштаӣ, балки реша туро нигоҳ дощтааст. 19 Ту хоҳӣ гуфт: "Шохаҳо щикаста ҷудо шудаанд, то ки ман пайванд шавам". 20 Бале. Онҳо ба сабаби беимонӣ щикаста ҷудо шудаанд, аммо ту ба воситаи имон истодагӣ мекунӣ: ғурур макун, балки битарс. 21 Зеро ки агар Худо шохаҳои табииро амон надода бошад, туро низ амон нахоҳад дод. 22 Пас, меҳрубонӣ ва сахтгирии Худоро бубин: Ӯ сахтгир аст ба онҳое ки афтода чудо шудаанд, ва меҳрубон аст ба ту, агар дар меҳрубонии Ӯ бимонӣ; вагар на ту низ бурида хоҳи шуд. 23 Лекин онҳо низ, агар дар беимонӣ намонанд, пайванд хоҳанд шуд, зеро Худо қодир аст, ки онҳоро боз пайванд кунад. 24 Зеро, агар ту аз зайтуни табиатан ёбой бурида шуда, бар хилофи табиат ба зайтуни хуб пайванд шуда бошӣ, пас алалхусус инҳо, ки шохаҳои табиӣ ҳастанд, ба зайтуни худ пайванд хоҳанд шуд.

25. Зеро, эй бародарон, ман намехоҳам, ки шумо, худро доно пиндошта, аз чунин сир бехабар монед, ки як қисми Исроил ба сангдилӣ гирифтор шудааст то вакте ки шумораи пурраи ғайрияҳудиён дохил шаванд,
26. Ва он гоҳ тамоми Исроил наҷот хоҳад ёфт, чунон ки навишта шудааст: "Аз Сион Раҳокунанда хоҳад омад ва маъсиятро аз Яъқуб дафъ хоҳад кард; 27 "Ва ин аст аҳди Ман бо онҳо дар замоне ки гуноҳҳошонро аз миён бардорам". 28 Ба сабаби Инҷил, онҳо душманонанд ба хотири шумо; лекин ба сабаби интихоб, онҳо маҳбубанд ба хотири падарон; 29 Зеро ки бахшоишҳо ва даъвати Худо тагьирнопазир аст. 30 Зеро, чунон ки шумо низ як вақте ба Худо итоат нақардед, вале алҳол, ба сабаби беитоатии онҳо, марҳамат ёфтаед, - 31 Хдмчунин онҳо низ ҳоло итоат накарданд, то ки худашон низ ба воситаи ҳамон марҳамате ки шумо ёфтаед, марҳамат ёбанд. 32 Зеро ки Худо ҳамаро ба беитоатӣ дучор овардааст, то ки ҳамаро марҳамат кунад. 33. Зиҳӣ умқи сарват ва ҳикмат ва маърифати Худо! Чӣ қадар ақлнорас аст доварии Ӯ ва таҳқиқнопазир аст роҳҳои Ӯ! 34 Зеро кист, ки афкори Худовандро дарк

карда бошад? Ё кист, ки мушовири Ӯ шуда
бошад? 35 Ё кист, ки ба Ӯ пешакӣ чизе дода
бошад, то ки подошащро ба вай баргардонад?
36 Зеро ки ҳама чиз аз Ӯст, ба воситаи Ӯст ва
барои Ӯст. Ӯро то абад ҷалол бод. Омин.

## Румиён 12

1. ПАС, шуморо, эй бародарон, ба марҳамати
Худо даъват менамоям, ки ҷисмҳои худро
ҳамчун қурбонии зинда, муқаддас ва
писандидаи Худо тақдим кунед: ибодати
оқилонаи шумо ҳамин хоҳад буд; 2 Худро ба
ин дуньё ҳамшакл насозед, балки ба воситаи
таҷдиди ақлатон шакли тозае ба худ бигиред,
то дарк кунед, ки иродаи нек, писандида ва
комили Худо чист. 3. Зеро ба ҳасби файзе ки ба
ман ато пгудааст, ба ҳар яке аз шумо мегӯям:
дар ҳаққи худатон бештар аз он чи шоён аст,
фикр накунед, балки хоксорона, ба андозаи
имоне ки Худо ба ҳар кас насиб кардааст, фикр
ронед. 4 Зеро, чунон ки дар як бадан андрми
бисьёре дорем, лекин на ҳамаи андомҳо айни
як корро ба ҷо меоваранд, 5 Ҳамчунин мо, ки
бисьёрем, як баданро дар Масеҳ ташкил
мекунем, аммо ҳар яке ба танҳоӣ андоми

якдигарем; 6 Ва ба ҳасби файзе ки ба мо дода шудааст, атоҳои гуногун дорем: агар атои нубувват дошта бошӣ, ба андозаи имон нубувват кун; 7 Агар атои хизмат дошта бошӣ, бо хизматгузорӣ машғул шав; агар касе муаллим бошад, бо таълим машғул шавад; 8 Агар касе воиз бошад, бо мавъиза машғул шавад; ҳар кӣ бахшаида аст, бо саховат бахшиш диҳад; ҳар кӣ сардор аст, бо ҷидду ҷаҳд сардорӣ кунад; ҳар кӣ эҳсонкор аст, бо меҳрубонӣ некӣ кунад. 9. Муҳаббати шумо бетзор бе риёкорӣ бошад; аз бадӣ нафрат кунед, ба некӣ бичаспед; 10 Якдитарро бо муҳаббати бародарӣ дӯст доред; ва ҳар яке каси дигарро зиёдтар сазовори эҳтиром ҳисоб кунед; 11 Ҷидду ҷаҳдро суст накунед; руҳи пурҳарорат дошта бошед; Худовандро бандагӣ намоед. 12 Аз умедворӣ тасаллӣ ёбед; дар мусибат пуртоқат бошед; ҳамеша дуо гӯед. 13 Дар рафъи эҳтиёҷоти муқаддасон иштирок кунед; дар меҳмоннавозӣ бикӯшед. 14 Баракат бихоҳед барои онҳое ки шуморо таъқиб мекунанд: баракат бихоҳед, вале лаънат нахонед. 15 Бо шодикунандагон шодӣ кунед, бо гирьякунандагон гирья кунед. 16 Бо якдигар ҳамфикр бошед; ҳавобаландӣ

накунед, балки бо ҳакирон муошират намоед; худро доно мапиндоред. 17. Ба ҳеҷ кас дар ивази бадӣ бадӣ накунед; пеши тамоми мардум дар паи некӣ бошед. 18 Ба қадри имкон, то ҳадде ки ба шумо вобаста аст, бо ҳамаи одамон мувосо кунед. 19 Эй маҳбубон, интиқоми худро нагиред, балки ба ғазаби илоҳӣ вогузор кунед; зеро ки навишта шудааст: "Интиқом аз ҷониби Ман аст, Ман сазо хоҳам дод, мегӯяд Худованд". 20 Пас, агар душманат гурусна бошад, шикамашро сер кун; агар ташна бошад, ба ӯ об деҳ; зеро ки бо чунин рафторат бар сари ӯ оташпораҳо фурӯ хоҳӣ рехт. 21 Ба бадӣ мағлуб нашав, балки бадиро бо некӣ мағлуб кун.

## Румиён 13

1. ХДР шахс бояд ба ҳокимиятҳои боло итоат кунад; зеро ҳеҷ ҳокимияте нест, ки аз Худо набошад, ва ҳокимиятҳои мавҷуда аз ҷониби Худо барқарор шудаанд. 2 Бинобар ин ҳар кӣ ба ҳокимият муқобилат кунад, бар зидди амри Худо исьён кардааст; ва исьёнгарон гирифтори маҳкумият хоҳанд шуд. 3 Зеро ки ҳокимон на барои некӯкорон, балки барои бадкорон

хавфноканд. Оё мехоҳӣ аз ҳокимият тарсе надошта бошӣ? Корҳои нек кун, ва сазовори таърифи вай хохи шуд; 4 Чунки вай хизматгори Худост бар нафъи ту. Аммо агар корҳои бад кунӣ, битарс; зеро ки вай шамшерро беҳуда бардошта нагаштааст: вай хизматгори Худост ва бо ғазаб аз бадкорон интиқом мегирад. 5 Бинобар ин на фақат аз тарси ҷазо, балки низ аз рӯи виҷдон итоат кардан лозим аст. 6 Ба ҳамин сабаб шумо андоз ҳам медиҳед; зеро онҳо мулозимони Худо ҳастанд, ки доим бо ин кор машғуланд.
7. Пас, ба ҳар кас он чиро, ки бар зиммаи шумо дайн аст, адо кунед: андозро - ба касе ки андоз меситонад; хироҷро - ба касе ки хироҷ мегирад; тарсро - ба касе ки лоиқи тарс аст; иззатро - ба касе ки шоистаи иззат аст. 8 Аз касе чизе қарздор нашавед, ҷуз қарзи муҳаббат нисбат ба якдигар; зеро ҳар кӣ каси дигарро дӯст медорад, шариатро ба ҷо овардааст. 9 Зеро ки аҳкоми: "Зино накун", "Қатл накун", "Дуздӣ накун", "Шаҳодати дурӯғ надеҳ", "Тамаъ накун" ва тамоми аҳкоми дигар дар ҳамин як калом, чунончи: "Ёратро мисли худат дӯст дор" ҷамъбаст карда шудааст. 10 Муҳаббат ба ёр бадӣ намекунад;

пас, муҳаббат иҷрои пурраи шариат аст. 11.
Дар айни ҳол шумо вақтро медонед, ки
аллакай соати аз хоб бедор шуданатон
расидааст: зеро ки алҳол наҷоти мо назар ба
он вақте ки имон овардем, наздиктар аст. 12
Шаб гузашту рӯз наздик омад: пас, биёед,
аъмоли зулмотро як сӯ монему аслиҳаи нурро
дар бар кунем. 13 Мисли он ки рӯзона бошад,
боодобона рафтор кунем: на бо айёшӣ ва
мастигарй, на бо шаҳватпарастй ва фисқу
фуҷур, на бо низоъ ва ҳасад; 14 Балки
Худованди мо Исои Масеҳро дар бар кунед ва
дар бораи ҳавасҳои шаҳвонии ҷисм ғамхорӣ
нанамоед.

## Румиён 14

1. КАСЕРО, ки дар имон суст аст, қабул кунед
бе он ки дар бораи ақидаҳо мубоҳиса намоед.
2 Яке боварӣ дорад, ки хӯрдани ҳама ҷиз ҷоиз
аст, вале он ки суст аст, фақат сабзавот
мехӯрад. 3 Касе ки мехӯрад, набояд он касро,
ки намехӯрад, хор шуморад; ва касе ки
намехӯрад, набояд он касро, ки мехӯрад,
л^аҳкум кунад: чунки Худо ӯро қабул
кардааст. 4 Ту кистӣ, ки бандаи каси дигарро

маҳкум мекунӣ? Пенги оғои худ ӯ меистад ё меафтад; аммо ба по хоҳад истод, зеро ки Худо қодир аст ӯро ба по бархезонад.  5. Як кас як рӯзро аз рӯзи дигар авло медонад; лекин каси дигар рӯзҳоро баробар медонад. Бигзор ҳар яке дар эътиқоди худ устувор бошад. 6 Он ки рӯзеро авло медонад, барои Худованд чунин мекунад; ва он ки рӯзҳоро баробар медонад, барои Худованд чунин мекунад. Он ки мехӯрад, барои Худованд мехӯрад, зеро ки Худоро шукр мегӯяд. Ва он ки намехӯрад, барои Худованд намехӯрад ва Худоро шукр мегӯяд. 7 Зеро ки ҳеҷ яке аз мо барои худ зист намекунад, ва ҳеҷ яке барои худ намемирад. 8 Зеро ки агар зист кунелт, барои Худованд зист мекунем, ва агар бимирем, барои Худованд мемирем. Бинобар ин, хоҳ зист кунем, хоҳ бимирем, ба Худованд тааллуқ дорем. 9 Зеро Масеҳ барои он мурд ва аз нав зинда шуд, ки ҳам бар мурдагон ва ҳам бар зиндагон Худованд бошад. 10 Пас чаро ту бародаратро лтаҳкум мекунӣ? Ё ту низ чаро бародаратро хор мешуморӣ? Охир, ҳамаи мо пеши курсии доварии Худо ҳозир хоҳем шуд. 11 Зеро ки навишта шудааст: "Қасам ба ҳаёти Худам, Л1егӯяд Худованд: пеши Ман ҳар зонуе хам

хоҳад шуд, ва ҳар забоне Худоро ситоиш хоҳад кард". 12 Пас, ҳар яке аз мо дар бораи худ ба Худо ҳисобот хоҳад дод. Боиси васваса шудан лозим нест 13 Пас, якдигарро дигар маҳкум накунем; балки беҳтар аст дар он хусус муҳокима кунед, ки касе дар сари роҳи бародараш пешпое ё васвасае нагузорад. 14 Ман медонам ва дар Исои Худованд яқин дорам, ки ҳеҷ як чиз ба худии худ наҷис нест; фақат барои касе кичизеро наҷис мешуморад, он наҷис аст. 15 Ва агар бародарат аз барои хӯрок озурда шавад, ту дигар аз рӯи муҳаббат рафтор намекунӣ; бо хӯроки худ он касро, ки Масеҳ барои ӯ мурдааст, нобуд накун. 16 Пас эҳтиёт бошед, ки аз кори неки шумо бадгӯй накунанд. 17 Зеро ки Малакути Худо аз хӯрдан ва нӯшидан иборат нест, балки адолат, сулху осоищтагӣ ва шодмонй дар Рӯҳулқудс аст. 18 Ва ҳар кй ба ин тариқа Масеҳро бандагӣ мекунад, вай писандидаи Худр ва мақбули мардум аст. 19 Пас, дар роҳи сулҳу осоиштагӣ ва тақвияти якдигар саъю кӯшиш кунем. 20 Аз барои хӯрок кори Худоро вайрон накун. Ҳама чиз пок аст, лекин агар ба сабаби хӯрдан касе ба васваса афтад, ин кор савоб надорад. 21 Беҳтар аст, ки ту гӯшт нахӯрй, май нанӯшӣ ва

коре накунӣ, ки боиси пешпо хӯрдан, ё ба васваса афтодан ва ё суст шудани бародарат мегардида бошад. 22 Имоне ки ту дорӣ, барои худат, дар пеши Худо иошта бош. Хушо касе ки худро барои он чи баргузидааст, маҳкум намекунад. 23 Аммо он ки шубҳа дорад, агар бихӯрад, махкум мегардад, чунки ин корро аз рӯи имон накард; ва ҳар коре ки мувофиқи имон нест, гуноҳ аст. 24. Ба Ӯ, ки қодир аст шуморо устувор гардонад ба ҳасби башорати ман ва мавъизаи Исои Масеҳ, ба ҳасби кашфи он сирре ки аз замонҳои азалӣ ниҳон буд, 25 Вале алҳол зоҳир шуда, ба воситаи навиштаҳои анбиё, бо амри Худои ҷовидонӣ ба ҳамаи халқҳо маълум шудааст, то ки ба итоати имон дароянд, 26 Ба Худои ҳакилш якто, ба воситаи Исои Масеҳ, то абад ҷалол бод. Омин.

## Румиён 15

1. ВА мо, ки тавоно ҳастем, бояд сустиҳои нотавононро бардорем ва толиби роҳати худ набошем: 2 Ҳар яке аз мо бигзор толиби роҳати ёри худ бошад дар он чи бар нафъи вай ва барои тақвияти вай аст. 3 Зеро ки Масеҳ низ

толиби роҳати Худ набуд, балки, чунон ки навишта шудааст: "Бадгӯиҳои бадгӯёни Ту бар Ман афтодааст". 4. Зеро ҳар он чи иештар навишта шудааст, барои омӯхтани мо навишта шудааст, то ки мо аз Навиштаҳо сабр ва тасаллӣ пайдо карда, умедвор бошем. 5 Ва Худои сабру тасаллӣ бигзор шуморо тақвият диҳад, ки бо ҳамдигар, мутобиқи Исои Масеҳ, ҳамфикр бошед, 6 То ки шумо якдилона, бо як забон Худо ва Падари Худованди мо Исои Масеҳро ҳамду сано гӯед. 7 Пас, якдигарро қабул кунед, чунон ки Масеҳ низ шуморо барои ҷалоли Худо қабул кардааст. 8 Зеро ман мегӯям, ки Исои Масеҳ, ба хотири ростии Худо, барои махтунон хизматгузор шуд, то ки ваъдаҳои ба падарон додашударо ба иҷро расонад, 9 Ва барои он ки халқҳо Худоро ба ҳотири марҳамати Ӯ ҳамду сано гӯянд, чунон ки навишта шудааст: "Бинобар ин Туро дар миёни халқҳо ҳамду сано хоҳам гуфт ва исми Туро тараннум хоҳам кард". 10 Ва боз гуфта шудааст: "Эй халқҳо, бо қавми Ӯ хушнӯд шавед". 11 Ва боз: "Эй ҳамаи халқҳо, Худовандро ситоиш кунед ва, эй ҳамаи қавмҳо, Ӯро ҳамду сано гӯед". 12 Ишаъё низ мегуяд: "Решаи Йисой хоҳад омад, ва Ӯ барои

мутеъ кардани халқҳо хоҳад бархост; халқҳо ба Ӯ умед хоҳанд баст". 13 Пас, Худои умед бигзор шуморо дар имонатон аз ҳар гуна шодӣ ва сулҳу осоиштагӣ пур кунад, то ки бо қуввати Рӯҳулкудс умедатон афзун гардад.
14. Худи ман ҳам, эй бародарон, бар шумо эътимод дорам, ки шумо низ пур аз файз ва саршор аз ҳар гуна дониш мебощед ва якдигарро насиҳат карда метавонед. 15 Лекин ман каме ҷуръат намуда, ба шумо баъзе чизҳоро гуё ки хотиррасон кардам, мувофиқи файзе ки Худо ба ман ато фармудааст, 16 Барои он ки дар ми&ни халқҳо хизматгузори Исои Масеҳ бошам ва каҳонати башорати Худоро ба ҷо оварам, то ки ҳадияи халқҳо аз Рӯҳулқудс муқаддас гардида, ба Худо мақбул афтад. 17 Пас, ман метавонам дар Исои Масеҳ пеши Худо ифтихор намоям; 18 Зеро ҷуръат намекунам чизе бигӯям ҷуз он чи Масеҳ ба воситаи ман дар бобати мутеъ кардани халқҳо бо сухан ва амал, 19 Бо қуввати аломоту мӯъҷизот, бо қуввати Рӯҳи Худо ба ҷо овардааст, ба тавре ки ман аз Ерусалим ва гирду атрофаш гирифта то Илурикӯн башорати Масеҳро интишор кардаам, 20 Дар айни ҳол ман саъю кӯшищ намудаам на дар он

ҷойҳое ки исми Масеҳ машҳур аст, башорат бидиҳам, то ки бар таҳурсии дигарон бино накунам, 21 Балки, чунон ки навишта шудааст: "Онҳое ки хабари Ӯро наёфтаанд, хоҳанд дид, ва онҳое ки нашунидаанд, хоҳанд фаҳмид". 22. Ҳамин чиз буд, ки дафъаи бисьер ба омадани ман назди шумо монеъ шуд. 23 Лекин алҳол, ки маро дар ин кишварҳо дигар коре нест, ва чандин сол боз орзумандам, ки назди шумо биёям, 24 Ҳамин ки ба сафари Испония биравам, назди шумо хоҳам омад. Зеро умедворам, ки ҳангоми гузашта рафтанам бо шумо мулоқот кунам, ва шумо маро, баъд аз он ки аз дидоратон андаке сер шавам, ба он ҷо гусел намоед. 25 Аммо ҳоло ман ба Ерусалим меравам, то ки ба муқаддасон хизмат кунам; 26 Зеро ки аҳли Мақдуния ва Оҳоия салоҳ донистанд, ки хайроте барои камбағалони муқаддасони Ерусалим фиристанд. 27 Инро салоҳ донистанд, вале нисбат ба онҳо ӯҳдадор ҳам ҳастанд; зеро, модоме ки халқҳо ба онҳо аз ҷиҳати рӯҳонӣ шарик шудаанд, бояд ба онҳо аз ҷиҳати маишатӣ низ хизмат кунанд. 28 Пас, ин корро анҷом дода ва ин маблағро ба дасти онҳо супурда, ман бо роҳи кишвари шумо ба

Испония хоҳам рафт, 29 Ва яқин дорам, ки ҳар
гоҳ назди шумо биёям, бо баракати пурраи
башорати Масеҳ хоҳам омад. 30 Пас, эй
бародарон, ба хотири Худованди мо Исои
Масеҳ ва ба хотири муҳаббати Рӯҳ аз шумо
илтимос дорам, ки ҳамроҳи ман дар дуоҳои
худ барои ман назди Худо ҷидду ҷаҳд намоед,
31 То ки аз беимонони Яҳудо раҳо шавам, ва
хизмати ман дар Ерусалим мақбули
муқаддасон афтад, 32 Ва ман, бо хости Худо,
бо шодмонӣ назди шумо биеям ва бо шумо
ором ёбам. 33 Ва Худои сулҳу осоиштагӣ бо
ҳамаи шумоён бод. Омин.

## Румиён 16

1. ХОҲАРИ мо Фубиро, ки ходимаи калисои
Канхария аст, ба шумо маъруфӣ менамоям, 2
То ки вайро ба хотири Худованд, ба тавре ки
шоистаи муқаддасон бошад, қабул кунед ва
дар ҳар бобат, ки ба шумо эҳтиёҷ дошта
бошад, ба вай мадад расонед; зеро ки вай ҳам
ба бисьёр касон ва ба худи ман низ мададгор
буд. 3. Ба Прискила ва Акило, ки ҳамкорони
ман дар Исои Масеҳ буданд, салом гӯед; 4
Онҳо ҷони худро барои ман ба хатар

андохтаанд, ва аз онҳо на фақат ман, балки ҳамаи калисоҳои халқҳо низ мамнун ҳастанд; ҳамчунин ба аҳли калисое ки дар хонаи онҳо
ҷамъ мешаванд, салом гӯед. 5 Ба маҳбуби ман
Апинтус, ки барои Масеҳ навбари Охоия аст,
салом гӯед. 6 Ба Марьям, ки барои мо бисьёр
меҳнат кардааст, салом гӯед. 7 Ба хешони ман
Андроникӯс ва Юниес, ки бо ман бандӣ буданд, салом гӯед; онҳо дар миёни ҳавворийён машҳур ҳастанд ва аз ман пештар ба Масеҳ
имон овардаанд. 8 Ба Амплиёс, ки дар
Худованд маҳбуби ман аст, салом гӯед. 9 Ба
Ӯрбонус, ки дар Масеҳ ҳамкори мост, ва ба
Истохис, ки маҳбуби ман аст, салом гӯед. 10
Ба Апалис, ки дар Масеҳ озмуда шудааст, салом гӯед. Ба аҳли байти Аристоблус салом
гӯед. 11 Ба хеши ман Ҳиродиюн салом гӯед.
Ба онҳое ки аз аҳли байти Наркисус ба Худованд имон доранд, салом гӯед. 12 Ба
Труфино ва Трифосо, ки дар кори Худованд фаъол ҳастанд, салом гӯед. Ба Парсиси маҳбуба, ки дар кори Худованд бисьёр фаъол
аст, салом гӯед. 13 Ба Руфус, ки баргузидаи Худованд аст, ва ба модари ӯ, ки барои ман мисли модар аст, салом гӯед. 14 Ба
Асункритус, Флигӯн, Ҳермос, Патрубос,

Ермис ва бародароне ки бо онҳоянд, салом гӯед. 15 Ба Филӯлӯгус ва Юлиё, Нирвас ва хоҳараш, ва Ӯлумпос, ва ҳамаи муқаддасоне ки бо онҳоянд, салом гӯед. 16 Ба якдигар бо бӯсаи муқаддасона салом гӯед. Ҳамаи калисоҳои Масеҳ ба шумо салом мегӯянд.
17. Шуморо, эй бародарон, даъват менамоям, ки аз касоне ки бар хилофи таълиме ки шумо ёфтаед, дар миён чудоӣ ва васваса меандозанд, эҳтиёт бошед ва аз онҳо канорагирӣ кунед; 18 Зеро ки онҳо на ба Худованди мо Исои Масеҳ, балки ба шиками худ хизмат мекунанд ва бо тамаллуққорӣ ва суханоройӣ дилҳои соддалавҳонро фиреб медиҳанд. 19 Итоати шумо ба ҳама маълум аст; ва ман аз шумо хурсандам, лекин орзумандам, ки шумо дар некӣ ҳирадманд ва дар бадӣ соддадил бошсд. 20 Ва Худои сулҳу осоиштагӣ ба зудӣ шайтонро зери пойҳои шумо сарнагун хоҳад кард. Файзи Худованди мо Исои Масеҳ бо шумо бод!  21. Ҳамкорам Тимотиюс ва хешонам Лукюс, Ёсӯн ва Сӯсипатрус ба шумо салом мегӯянд. 22 Ман - Тартиюс низ, ки ин номаро навиштаам, ба шумо дар Худованд салом мегӯям. 23 Ғоюс, ки мизбони ман ва тамоми аҳли калисо мебошад, ба шумо салом

